وَبَدَا لَهُمْ سَيِّئَاتُ مَا عَمِلُوا وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُوا بِهِۦ يَسْتَهْزِءُونَ
﴿٣٣﴾ وَقِيلَ ٱلْيَوْمَ نَنسَىٰكُمْ كَمَا نَسِيتُمْ لِقَآءَ يَوْمِكُمْ هَٰذَا وَمَأْوَىٰكُمُ ٱلنَّارُ
وَمَا لَكُم مِّن نَّٰصِرِينَ ﴿٣٤﴾ ذَٰلِكُم بِأَنَّكُمُ ٱتَّخَذْتُمْ ءَايَٰتِ ٱللَّهِ هُزُوًا
وَغَرَّتْكُمُ ٱلْحَيَوٰةُ ٱلدُّنْيَا ۚ فَٱلْيَوْمَ لَا يُخْرَجُونَ مِنْهَا وَلَا هُمْ يُسْتَعْتَبُونَ
﴿٣٥﴾ فَلِلَّهِ ٱلْحَمْدُ رَبِّ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَرَبِّ ٱلْأَرْضِ رَبِّ ٱلْعَٰلَمِينَ ﴿٣٦﴾
وَلَهُ ٱلْكِبْرِيَآءُ فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ وَهُوَ ٱلْعَزِيزُ ٱلْحَكِيمُ ﴿٣٧﴾

سُورَةُ الأَحْقَافِ — ترتيبها ٤٦ — آياتها ٣٥

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

الجزء ٢٦ الحزب ٥١
حمٓ ﴿١﴾ تَنزِيلُ ٱلْكِتَٰبِ مِنَ ٱللَّهِ ٱلْعَزِيزِ ٱلْحَكِيمِ ﴿٢﴾ مَا خَلَقْنَا
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضَ وَمَا بَيْنَهُمَآ إِلَّا بِٱلْحَقِّ وَأَجَلٍ مُّسَمًّى ۚ وَٱلَّذِينَ
كَفَرُوا عَمَّآ أُنذِرُوا مُعْرِضُونَ ﴿٣﴾ قُلْ أَرَءَيْتُم مَّا تَدْعُونَ مِن
دُونِ ٱللَّهِ أَرُونِى مَاذَا خَلَقُوا مِنَ ٱلْأَرْضِ أَمْ لَهُمْ شِرْكٌ فِى
ٱلسَّمَٰوَٰتِ ۖ ٱئْتُونِى بِكِتَٰبٍ مِّن قَبْلِ هَٰذَآ أَوْ أَثَٰرَةٍ مِّنْ عِلْمٍ إِن كُنتُمْ
صَٰدِقِينَ ﴿٤﴾ وَمَنْ أَضَلُّ مِمَّن يَدْعُوا مِن دُونِ ٱللَّهِ مَن
لَّا يَسْتَجِيبُ لَهُۥٓ إِلَىٰ يَوْمِ ٱلْقِيَٰمَةِ وَهُمْ عَن دُعَآئِهِمْ غَٰفِلُونَ ﴿٥﴾



(33) Ва барои кофирон бадиҳои куфру маъсияти дар дунё анҷом додаашон намоён мегардад ва эшонро азобе иҳоат менамояд, ки вақте бо он бим дода мешуданд, масхарааш менамуданд.
(34) Ва Аллоҳ (ч) ба онҳо мегӯяд: “**Имрӯз Мо шуморо дар оташи дӯзах раҳо мекунем, ҳамон гуна ки шумо мулоқоти имрӯзи худро фаромӯш карда, бо имон ва аъмоли шоиста омодагӣ надидед ва қароргоҳи шумо оташ аст ва ёвароне надоред, ки азобатонро дур созанд.**
(35) **Ин азоб ба сабаби он аст, ки шумо оятҳои Аллоҳ (ч)-ро ба масхара гирифтед ва ҳаёти дунё бо лаззат ва шаҳватҳояш шуморо фиреб дод.**” Пас, имрӯз кофирони тамасхуркунандаи оятҳои илоҳӣ аз ҷаҳаннам намебароянд, балки дар он абадӣ мемонанд ва инчунин онҳо ба сӯи дунё баргардонида намешаванд, ки амалҳои нек анҷом диҳанд ва Парвардигорашон аз эшон розӣ гардад.
(36) Пас ситоиш махсусу лоиқи Аллоҳи Парвардигори осмонҳо ва Парвардигори замин ва Парвардигори ҳамаи махлуқот аст.
(37) Ва дар осмонҳо ва замин азамату ҷалолу салтанат фақат аз Ӯст ва Ӯ Аллоҳи Ғолиби Мағлубнашаванда буда, дар офариниш, тақдир, чорасозии корҳо ва аҳкомаш бағоят Ҳаким аст.

### СУРАИ “АҲҚОФ”
### АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
### АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
### ДОРОИ СИВУ ПАНҶ ОЯТ

**Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:**

Барпо намудани ҳуҷҷат алайҳи такзибгарон ва бим додани онҳо аз азоби илоҳӣ. Бинобар ин, лафзи “**бим додан**” дар ин сура такрор ба такрор омадааст.

**Тафсир:**

(1) “**Ҳо. Мим.**” Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.
(2) Ин Қуръон Китоби аз сӯи Аллоҳи Ғолиби Шикастнопазири дар офариниш, тақдир ва чорасозии умури халоиқ Ҳаким нозил шудааст.
(3) Мо осмонҳову замин ва мавҷудоти байни онҳоро беҳуда халқ накардаем, балки тамоми онро ба ростӣ ба хотири ҳикматҳои бузурге ва бо андозагирии[1] мӯҳлати назди Худо маълум[2] офаридаем. Баъзе аз ҳикматҳои офаридани ин мавҷудот он аст, ки бандагон ба ин восита Холиқи хештанро шиносанд, ягона Ӯро ибодат кунанд, аз ширк парҳез намоянд ва то замони муайян талаботи масъулияти ҷонишинии рӯи заминро ба ҷо оранд. Ва кофирон аз он чи дар Қуръон бо он бим дода мешаванд, рӯй гардонда, нисбат ба он изҳори бетаваҷҷӯҳӣ менамоянд.
(4) Эй Паёмбар, ба ин мушрикони аз ҳақ баргашта бигӯ: “**Ба ман дар бораи ҳама маъбудҳои ботилатон, ки онҳоро ба ҷои Аллоҳ (ч) мепарастед, хабар диҳед. Бароям нишон диҳед, ки ин бутҳоятон аз замин чиро офаридаанд?! Магар дарё ё кӯҳеро офаридаанд?! Ё онҳо бо Аллоҳ (ч) дар халқи осмонҳо шарику саҳмгузоранд?! Агар дар даъвоятон, ки гӯё маъбудҳоятон лоиқи ибодат ҳастанд, содиқ бошед, пас бароям китоби қабл аз Қуръон нозилгардида ё илми аз худ боқигузоштаи пешиниёнро биёред.**”
(5) Ва ҳеҷ кас гумроҳтар аз он касе нест, ки ба ҷуз Аллоҳ (ч) бутеро мепарастад, ки то рӯзи қиёмат дуояшро намепазирад ва бутҳо аз дуои обидонашон ғофиланд. Вақте бутҳои мушрикон аз шунидан ва қабули дуо дар ғафлатанд, маълум аст, ки қудрати зарар ва фоида расонданро низ надоранд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Тамасхур намудани оятҳои Қуръони карим куфри ошкор аст;
2.Мағрур шудан ба лаззат ва шаҳвати дунё хатари бузург дорад;
3.Аллоҳ (ч) Дорои сифати “**Кибриё**” аст;
4.Қабули дуо аз ошкортарин далелҳои ҳастии Худо ва арзандаи ибодат будани Ӯст.

---

1. Қайди “**андозагирии**” аз иловаҳои банда буда, бо такя ба маъхазҳои тафсир оварда шуда аст. (**Мутарҷим**)
2. Мурод аз он рӯзи қиёмат аст, ки бо фарорасии он ҳамаи мавҷудот фано мешаванд. (**Мутарҷим**)

وَإِذَا حُشِرَ ٱلنَّاسُ كَانُوا۟ لَهُمْ أَعْدَآءً وَكَانُوا۟ بِعِبَادَتِهِمْ كَـٰفِرِينَ ٦ وَإِذَا
تُتْلَىٰ عَلَيْهِمْ ءَايَـٰتُنَا بَيِّنَـٰتٍ قَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لِلْحَقِّ لَمَّا جَآءَهُمْ هَـٰذَا
سِحْرٌ مُّبِينٌ ٧ أَمْ يَقُولُونَ ٱفْتَرَىٰهُ ۖ قُلْ إِنِ ٱفْتَرَيْتُهُۥ فَلَا تَمْلِكُونَ
لِى مِنَ ٱللَّهِ شَيْـًٔا ۖ هُوَ أَعْلَمُ بِمَا تُفِيضُونَ فِيهِ ۖ كَفَىٰ بِهِۦ شَهِيدًۢا بَيْنِى
وَبَيْنَكُمْ ۖ وَهُوَ ٱلْغَفُورُ ٱلرَّحِيمُ ٨ قُلْ مَا كُنتُ بِدْعًا مِّنَ ٱلرُّسُلِ
وَمَآ أَدْرِى مَا يُفْعَلُ بِى وَلَا بِكُمْ ۖ إِنْ أَتَّبِعُ إِلَّا مَا يُوحَىٰٓ إِلَىَّ وَمَآ أَنَا۠
إِلَّا نَذِيرٌ مُّبِينٌ ٩ قُلْ أَرَءَيْتُمْ إِن كَانَ مِنْ عِندِ ٱللَّهِ وَكَفَرْتُم بِهِۦ
وَشَهِدَ شَاهِدٌ مِّنۢ بَنِىٓ إِسْرَٰٓءِيلَ عَلَىٰ مِثْلِهِۦ فَـَٔامَنَ وَٱسْتَكْبَرْتُمْ ۖ
إِنَّ ٱللَّهَ لَا يَهْدِى ٱلْقَوْمَ ٱلظَّـٰلِمِينَ ١٠ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟
لِلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ لَوْ كَانَ خَيْرًا مَّا سَبَقُونَآ إِلَيْهِ ۚ وَإِذْ لَمْ يَهْتَدُوا۟ بِهِۦ
فَسَيَقُولُونَ هَـٰذَآ إِفْكٌ قَدِيمٌ ١١ وَمِن قَبْلِهِۦ كِتَـٰبُ مُوسَىٰٓ
إِمَامًا وَرَحْمَةً ۚ وَهَـٰذَا كِتَـٰبٌ مُّصَدِّقٌ لِّسَانًا عَرَبِيًّا لِّيُنذِرَ
ٱلَّذِينَ ظَلَمُوا۟ وَبُشْرَىٰ لِلْمُحْسِنِينَ ١٢ إِنَّ ٱلَّذِينَ قَالُوا۟ رَبُّنَا
ٱللَّهُ ثُمَّ ٱسْتَقَـٰمُوا۟ فَلَا خَوْفٌ عَلَيْهِمْ وَلَا هُمْ يَحْزَنُونَ ١٣
أُو۟لَـٰٓئِكَ أَصْحَـٰبُ ٱلْجَنَّةِ خَـٰلِدِينَ فِيهَا جَزَآءًۢ بِمَا كَانُوا۟ يَعْمَلُونَ ١٤



(6) Ва вақте рӯзи қиёмат мардум ҷамъ оварда шаванд, маъбудҳои ботил, ки дар дунё ба мушрикон манфиат расонида наметавонистанд, он рӯз душманашон гашта, аз мушрикон безорӣ меҷӯянд ва аз ҷониби онҳо ибодат шудани хештанро инкор мекунанд ва дар ин бора изҳори беиттилоӣ менамоянд.

(7) Ва чун оятҳои возеҳи бар Паёмбар (с) нозилкардаи Мо ба аҳли Макка[1] хонда шавад, кофирон дар мавриди Қуръон, вақте ба воситаи Паёмбар (с) ба онҳо биёяд, бидуни андеша мегӯянд: “**Ин Китоб ҷодуи ошкор буда, пайғоми Худо нест.**”

(8) Оё мушрикон мегӯянд: “**Ба дурустӣ, Муҳаммад ин Китобро аз пеши худ бофта, онро ба Худо нисбат додааст**”?! Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Агар ба фарзи мисол, ман онро аз назди хеш бофам, ҳатман Аллоҳ (ч) маро ҷазо медиҳад ва шумо бароям аз азоби Ӯ ҳеҷ чизро дур сохта наметавонед. Модом ки чунин аст, пас ман чӣ гуна бо дурӯггӯӣ дар ҳаққи Парвардигор ҷонамро дар маърази ҳалокат қарор медодаам?! Аллоҳ (ч) дар бораи он ки шумо дар таъна задани Қуръон ва эрод гирифтан ба ман фурӯ меравед, аз ҳама Донотар аст. Аллоҳ (ч) байни ман ва байни шумо ба сифати Гувоҳ басанда аст. Ва Ӯ ба бандагони тавбакор бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.**”

(9) Эй Паёмбар, ба мушрикони такзибгари паёмбариат бигӯ: “**Ман нахустин фиристодаи Худо нестам, ки даъватам боиси тааҷҷуби шумо гардад. Қабл аз ман фиристодагони бисёре гузаштаанд. Ва намедонам, ки Худо бо ман ва бо шумо дар дунё чӣ кор мекунад.[2] Ман ҷуз он чи Худо ба сӯям пайғом мефиристад, дигар аз ҳеҷ чиз пайравӣ намекунам. Ҳамаи гуфтору кирдорам бар асоси пайғоми илоҳӣ сурат мегирад. Ва ман бимдиҳандаи ошкоре беш нестам. Шуморо аз азоби Аллоҳ (ч) бим медиҳам.**”

(10) Эй Паёмбар, ба ин такзибгарон бигӯ: “**Ба ман хабар диҳед. Агар ин Қуръон аз назди Аллоҳ (ч) омадааст, дар ҳоле шумо ба он кофир шудаед ва шоҳиде аз Бани Исроил бо такя ба маълумоти Таврот оид ба Қуръон дар бораи аз назди Худо нозил гаштани он шоҳидӣ дода, аз ҳамин сабаб[3] ба он имон биёрад ва шумо аз имон овардан ба ин Китоб кибр варзед, оё дар ин сурат золим маҳсуб намешавед?! Ҳамоно Аллоҳ (ч) ба қавми золим тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро намедиҳад.**”

(11) Ва касоне, ки ба Қуръони овардаи Паёмбар (с) кофир шудаанд, дар шаъни[4] аҳли имон мегӯянд: “**Агар он чи Муҳаммад овардааст, ҳақ буда, ба некӣ ҳидоят менамуд, ҳеҷ гоҳ ин мӯъминони фақиру ғулому бечора дар пазируфтани он моро сабқат намекарданд.**” Ва ба иллати он ки кофирон ба василаи Қуръони овардаи Паёмбарашон ҳидоят наёфтаанд, пас доим мегӯянд: “**Ин Китоби Муҳаммад дурӯғи қадим аст. Мо дурӯғро пайравӣ намекунем.**”

(12) Ва Китоби Таврот қабл аз Қуръон омадааст.[5] Худо Тавротро ба Мӯсо (а) нозил намуд, дар ҳоле ки он барои мӯъминони Бани Исроил пешвои роҳи ҳақ ва раҳмат буд. Ва ин Қуръон Китоби бо забони арабӣ бар Муҳаммад (с) нозилгардидаи тасдиқгари Китобҳои гузаштааст, то Муҳаммад (с) ба сабаби он касонеро, ки бо ширку гуноҳ бар ҷони худ ситам кардаанд, аз омадани уқубат хушдор ва бим диҳад ва он барои некӯкорон, ки бо Холиқ ва халқ алоқаи нек доранд, башорат аст.

(13) Ҳамоно касоне, ки “**Ягона Парвардигори мо Аллоҳ (ч) аст**” мегӯянд, сипас бар имон ва амали шоиста устуворона боқӣ мемонанд, бар онҳо аз ҳаводиси охират тарсе нест ва инчунин онҳо барои аз даст додани лаззати дунё ва тарки дороии худ дар он ғамгин намешаванд.

(14) Ин ҷамоаи дорои сифатҳои мазкур ҳамдамони ҷаннатанд, дар онҷо абадӣ меистанд. Онҳо ба сабаби он ки дар дунё амалҳои шоиста мекарданд, ҳамин гуна ҷазо дода мешаванд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Ҳар касе дар дунё мавриди ибодат қарор мегирад, рӯзи охират ибодати обидонро инкор менамояд ва аз онҳо безорӣ меҷӯяд;

2.Паёмбар (с) аз ғайб он андоза маълумот доштанд, ки Худо ба он кас таълим дода буд;

3.Дар Китобҳои қаблӣ далоили зиёд оиди нубуввати Паёмбар (с) мавҷуд аст;

4.Устуворӣ дар роҳи дуруст фазилати бисёр дошта, соҳиби он ба подоши бузург ноил мегардад.

---

1. Ибораи изофии “**аҳли Макка**” ҳамчун тафсири замири ғоиби “**هم**” бо иқтибос аз тафсири Ҷалолайн иловаи банда аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, ман намедонам, ки оё ҳамроҳи шумо дар Макка боқӣ мемонам, ё аз инҷо ҳиҷрат мекунам. Инчунин намедонам, ки оё шумо зуд дучори азоб мегардед, ё азобатон ба таъхир гузошта мешавад. (**Мутарҷим**)
3. Ҳарфи “**ف**” дар ояти карима ба маънои баёни сабаб аст. (**Мутарҷим**)
4. Пешоянди “**ل**” дар “**للذين**” ба маънои “**дар ҳаққи**” ё “**дар шаъни**” омада аст. (**Мутарҷим**)
5. Калимаи “**كتاب**” дар оят мубтадо ва “**قبله من**” хабари пешомадаи он аст. Аз ин сабаб банда дар тарҷума онро пеш аз хабар гузоштам, то маъно равшантар ифода гардад. (**Мутарҷим**)

وَوَصَّيْنَا ٱلْإِنسَٰنَ بِوَٰلِدَيْهِ إِحْسَٰنًا ۖ حَمَلَتْهُ أُمُّهُۥ كُرْهًا وَوَضَعَتْهُ كُرْهًا ۖ وَحَمْلُهُۥ وَفِصَٰلُهُۥ ثَلَٰثُونَ شَهْرًا ۚ حَتَّىٰٓ إِذَا بَلَغَ أَشُدَّهُۥ وَبَلَغَ أَرْبَعِينَ سَنَةً قَالَ رَبِّ أَوْزِعْنِىٓ أَنْ أَشْكُرَ نِعْمَتَكَ ٱلَّتِىٓ أَنْعَمْتَ عَلَىَّ وَعَلَىٰ وَٰلِدَىَّ وَأَنْ أَعْمَلَ صَٰلِحًا تَرْضَىٰهُ وَأَصْلِحْ لِى فِى ذُرِّيَّتِىٓ ۖ إِنِّى تُبْتُ إِلَيْكَ وَإِنِّى مِنَ ٱلْمُسْلِمِينَ ﴿١٥﴾ أُو۟لَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ نَتَقَبَّلُ عَنْهُمْ أَحْسَنَ مَا عَمِلُوا۟ وَنَتَجَاوَزُ عَن سَيِّـَٔاتِهِمْ فِىٓ أَصْحَٰبِ ٱلْجَنَّةِ ۖ وَعْدَ ٱلصِّدْقِ ٱلَّذِى كَانُوا۟ يُوعَدُونَ ﴿١٦﴾ وَٱلَّذِى قَالَ لِوَٰلِدَيْهِ أُفٍّ لَّكُمَآ أَتَعِدَانِنِىٓ أَنْ أُخْرَجَ وَقَدْ خَلَتِ ٱلْقُرُونُ مِن قَبْلِى وَهُمَا يَسْتَغِيثَانِ ٱللَّهَ وَيْلَكَ ءَامِنْ إِنَّ وَعْدَ ٱللَّهِ حَقٌّ فَيَقُولُ مَا هَٰذَآ إِلَّآ أَسَٰطِيرُ ٱلْأَوَّلِينَ ﴿١٧﴾ أُو۟لَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ حَقَّ عَلَيْهِمُ ٱلْقَوْلُ فِىٓ أُمَمٍ قَدْ خَلَتْ مِن قَبْلِهِم مِّنَ ٱلْجِنِّ وَٱلْإِنسِ ۖ إِنَّهُمْ كَانُوا۟ خَٰسِرِينَ ﴿١٨﴾ وَلِكُلٍّ دَرَجَٰتٌ مِّمَّا عَمِلُوا۟ ۖ وَلِيُوَفِّيَهُمْ أَعْمَٰلَهُمْ وَهُمْ لَا يُظْلَمُونَ ﴿١٩﴾ وَيَوْمَ يُعْرَضُ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ عَلَى ٱلنَّارِ أَذْهَبْتُمْ طَيِّبَٰتِكُمْ فِى حَيَاتِكُمُ ٱلدُّنْيَا وَٱسْتَمْتَعْتُم بِهَا فَٱلْيَوْمَ تُجْزَوْنَ عَذَابَ ٱلْهُونِ بِمَا كُنتُمْ تَسْتَكْبِرُونَ فِى ٱلْأَرْضِ بِغَيْرِ ٱلْحَقِّ وَبِمَا كُنتُمْ تَفْسُقُونَ ﴿٢٠﴾



(15) Ва Мо ба инсон фармони қатъӣ додаем, ки нисбат ба падару модари худ дар ҳоли ҳаёт ва баъди маргашон некӣ кунад, ба шарти он ки некиаш хилофи шаръ набошад. Ба хусус модараш, ки бо машаққат ӯро дар батнаш бардошт ва бо машаққат таваллудаш кард. Ва муддати ҳамли ҷанин ва муддати ҷудошавии тифл аз шири модар сӣ моҳ аст.[1] Пас инсон марҳилаҳои гуногунро пушти сар карда, умр мебинад то он ки чун ба синни камоли нерӯи ақлу ҷисмаш ва ба чил солагӣ бирасад, мегӯяд:[2] **“Эй Парвардигори ман, бароям илҳом бибахш, то шукри неъматеро, ки бар ман ва бар падару модарам инъом намудаӣ, ба ҷо биёрам ва амали шоистаи мавриди ризои Туро анҷом диҳам ва амали некамро бипазир ва фарзандонамро ислоҳ бикун. Бешак, ман аз гуноҳонам ба сӯят тавба кардаам ва ман бегумон аз зумраи таслимшудагон ва фармонбардорони амри Ту ҳастам.”**

(16) Инҳо касонеанд, ки Мо аз онҳо ҳар он чи аз амалҳои шоиста кардаанд,[3] мепазирем ва аз бадиҳояшон гузашта, барои он ҷазояшон намекунем, эшон дар зумраи аҳли ҷаннат қарор мегиранд. Ин ваъдаи содиқонаест, ки дар дунё ваъда дода мешуданд. Ваъдаи илоҳӣ ногузир таҳаққуқ меёбад.

Чун Худованд дар оятҳои қаблӣ некӣ ба волидайнро бо мақсади тарғиб зикр кард, дар оятҳои зерин намунаи озори падару модарро бо ҳадафи мутанаффир сохтани бандагон аз он баён намуда гуфт:

(17) Ва он касе,[4] ки ба волидайнаш мегӯяд:[5] **“Ман аз ҳар дуи шумо дилгирам! Оё ба ман ваъда медиҳед, ки баъди марг аз қабр зинда берун оварда мешавам, ҳол он ки қаблан қарнҳои зиёд гузашта ва дар он мардуми бисёр мурда ва ҳеҷ якеашон зинда нашудааст?!”** Ва падару модараш аз Аллоҳ (ҷ) мадад мехоҳанд, то фарзандашонро ба сӯи имон раҳнамоӣ кунад ва ба вай мегӯянд: **“Вой бар ҳолат! Агар имон наорӣ, ҳалокат домангират мешавад. Ба Худои Ягона имон биёр. Бешак, ваъдаи Худо дар бораи зинда гардондани мурдагон ҳақ аст. Дар вуқӯи он ҳеҷ шакке нест.”** Пас фарзандашон такроран растохезро инкор карда, мегӯяд: **"Ин даъвои растохези мурдагон ба ҷуз афсонаҳои аз китобҳои пешиниён нақлшудаи сабтгашта чизе беш нест. Ин хабар аз сӯи Худо собит нашудааст.”**

(18) Инҳо касонеанд, ки таҳаққуқи азоб бар онҳо дар зумраи ҷинҳо ва инсонҳои қабл аз онҳо гузашта қатъӣ гардидааст. Ба дурустӣ, эшон зиёнкоранд. Зеро бо даромадани дӯзах нисбат ба хеш ва хонадонашон зиён мерасонанд.

(19) Ва ҳар кадоме аз ин ду гурӯҳи аҳли биҳишт ва дӯзах мутобиқи амалашон мартабаҳо доранд. Мартабаҳои сокинони ҷаннат дараҷаҳои баланди он ва мартабаҳои ҷаҳаннамиён табақаҳои чуқури он аст. Ва то Аллоҳ (ҷ) ба онҳо ҷазои аъмолашонро пурра бидиҳад ва рӯзи қиёмат нисбаташон бо кам кунонидани некиҳо ва афзун сохтани бадиҳо ситам карда намешавад.

(20) Ва рӯзе, ки кофирони такзибгари паёмбаронашон бар оташи дӯзах афканда мешаванд, то гирифтори уқубат гарданд ва ба онҳо аз рӯи сарзаниш ва танбеҳ гуфта мешавад:[6] **“Дар зиндагонии дунёи худ лаззатҳоятонро ба пуррагӣ ҳосил намудед ва аз он лаззатҳо баҳра бурдед. Модом ки чунин аст, пас имрӯз ба сабаби он ки дар замин баноҳақ кибр меварзидед ва бо куфру маъсият аз итоати Худо хориҷ мешудед, бо уқубати хорсозанда ҷазо дода мешавед.”**

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Дар таълимоти исломӣ некӣ ба волидайн, махсусан ба модар ҷойгоҳи азим дошта, озори онҳо гуноҳи кабира аст;

2.Аз ҳад зиёд фурӯ рафтан дар лаззати дунё хатарнок аст, шахсро аз охират ғофил месозад;

3.Бандагони дорои сифати кибр ва фисқ ба азоби шадид таҳдид шудаанд.

1. Камтарин муддати ҳамл шаш моҳ ва бисту чор моҳи дигар даврони ширхорагии тифл аст. (**Мутарҷим**)
2. Муфассирон мегӯянд, оят ба он ишора мекунад, ки вақте инсон ба синни чил бирасад, бояд бештар ба дуо ва амали шоиста машғул гардад. (**Мутарҷим**)
3. Исми тафзил дар ояти карима аз маънои худ холӣ буда, ба маънои **муҷарради некӣ** омада аст. (**Мутарҷим**)
4. Калимаи “**الذي**” мубтадо буда, хабараш ояти баъдӣ аст. Баъзе аз аҳли тафсир онро мафъули феъли маҳзуфи “**اذكر**” мегӯянд. (**Мутарҷим**)
5. Бинобар қавли ҷумҳури муфассирон, мақсад аз гӯяндаи ин сухан шахси муайян нест, балки он ба ҳар касе тааллуқ дорад, ки падару модараш имон меоранд ва ӯро ба сӯи Худо фаро мехонанд, аммо вай дар посух саркашӣ мекунад. (**Мутарҷим**)
6. Имом Алусӣ (р) феъли “**يعرض**”-ро дар оят ба маънои “**афкандан**” шарҳ дода аст. Банда низ дар тарҷума аз он истифода кардам. (**Мутарҷим**)

۞ وَٱذْكُرْ أَخَا عَادٍ إِذْ أَنذَرَ قَوْمَهُۥ بِٱلْأَحْقَافِ وَقَدْ خَلَتِ ٱلنُّذُرُ
مِنۢ بَيْنِ يَدَيْهِ وَمِنْ خَلْفِهِۦٓ أَلَّا تَعْبُدُوٓا۟ إِلَّا ٱللَّهَ إِنِّىٓ أَخَافُ عَلَيْكُمْ
عَذَابَ يَوْمٍ عَظِيمٍ ٢١ قَالُوٓا۟ أَجِئْتَنَا لِتَأْفِكَنَا عَنْ ءَالِهَتِنَا فَأْتِنَا
بِمَا تَعِدُنَآ إِن كُنتَ مِنَ ٱلصَّـٰدِقِينَ ٢٢ قَالَ إِنَّمَا ٱلْعِلْمُ عِندَ ٱللَّهِ
وَأُبَلِّغُكُم مَّآ أُرْسِلْتُ بِهِۦ وَلَـٰكِنِّىٓ أَرَىٰكُمْ قَوْمًا تَجْهَلُونَ ٢٣ فَلَمَّا
رَأَوْهُ عَارِضًا مُّسْتَقْبِلَ أَوْدِيَتِهِمْ قَالُوا۟ هَـٰذَا عَارِضٌ مُّمْطِرُنَا ۚ
بَلْ هُوَ مَا ٱسْتَعْجَلْتُم بِهِۦ ۖ رِيحٌ فِيهَا عَذَابٌ أَلِيمٌ ٢٤ تُدَمِّرُ كُلَّ
شَىْءٍۭ بِأَمْرِ رَبِّهَا فَأَصْبَحُوا۟ لَا يُرَىٰٓ إِلَّا مَسَـٰكِنُهُمْ ۚ كَذَٰلِكَ نَجْزِى
ٱلْقَوْمَ ٱلْمُجْرِمِينَ ٢٥ وَلَقَدْ مَكَّنَّـٰهُمْ فِيمَآ إِن مَّكَّنَّـٰكُمْ فِيهِ
وَجَعَلْنَا لَهُمْ سَمْعًا وَأَبْصَـٰرًا وَأَفْـِٔدَةً فَمَآ أَغْنَىٰ عَنْهُمْ سَمْعُهُمْ
وَلَآ أَبْصَـٰرُهُمْ وَلَآ أَفْـِٔدَتُهُم مِّن شَىْءٍ إِذْ كَانُوا۟ يَجْحَدُونَ بِـَٔايَـٰتِ
ٱللَّهِ وَحَاقَ بِهِم مَّا كَانُوا۟ بِهِۦ يَسْتَهْزِءُونَ ٢٦ وَلَقَدْ أَهْلَكْنَا
مَا حَوْلَكُم مِّنَ ٱلْقُرَىٰ وَصَرَّفْنَا ٱلْـَٔايَـٰتِ لَعَلَّهُمْ يَرْجِعُونَ ٢٧
فَلَوْلَا نَصَرَهُمُ ٱلَّذِينَ ٱتَّخَذُوا۟ مِن دُونِ ٱللَّهِ قُرْبَانًا ءَالِهَةًۢ ۖ
بَلْ ضَلُّوا۟ عَنْهُمْ ۚ وَذَٰلِكَ إِفْكُهُمْ وَمَا كَانُوا۟ يَفْتَرُونَ ٢٨



(21) Ва эй Паёмбар, барои кофирони Макка қиссаи Ҳуди бародари насабии қавми Одро зикр кун. Вақте ӯ қавмашро, ки дар сарзамине ба номи **"Аҳқоф" (исми ҷои воқеъ дар қисмати ҷанубии нимҷазираи Арабистон)** мезистанд, аз омадани азоби Худо хушдор дод ва ҳол он ки қабл аз Ҳуд ва баъд аз вай паёмбарони зиёде гузашта, ҳамаи онҳо қавми худро аз уқубати Худо хушдор дода мегуфтанд: **"Ягона Аллоҳ (ч)-ро бипарастед. Ба Ӯ чизе ва касеро шарик насозед. Эй қавми ман, ба дурустӣ ки ман бар шумо аз азоби рӯзи бузурги қиёмат метарсам."**[1]
(22) Қавми Ҳуд (а) дар ҷавоби даъваташ гуфтанд: **"Оё ту наздамон омадай, то моро аз ибодати маъбудҳоямон баргардонӣ?! Бидон, ки ҳаргиз ба ин мақсадат намерасӣ! Агар ту дар даъвоят содиқӣ, пас бароямон он азоберо, ки бо он таҳдидамон мекунӣ, биёр."**
(23) Ҳуд (а) дар ҷавоб гуфт: **"Ҳамоно илми замони омадани азоб назди Аллоҳ (ч) аст. Ман дар ин бобат чизе намедонам. Ва ман ҳамчун фиристодаи Аллоҳ (ч) ба сӯи мардум танҳо он пайғомеро ба шумо мерасонам, ки барои таблиғаш фиристода шудаам. Вале ман шуморо қавме мебинам, ки зарару фоидаи хешро намедонед. Ба ҳамин иллат корҳои муфидро тарк намуда, корҳои зараровар анҷом медиҳед."**
(24) Пас, чун азоби хостаашон ба онҳо омад ва дар канораи осмон абри[2] паҳншудаи ба ҷониби масканҳояшон[3] равонгардидаро диданд, гуфтанд: **"Ин абри дар канораи осмон паҳнгардида бар мо борон меборад."** Ҳуд (а) гуфт: **"Кор он гуна ки шумо мепиндоред, нест. Ин абр борон намеборад, балки он ҳамон азобест, ки зуд омадани онро дархост менамудед. Бодест, ки дар он азоби дардовар аст.**
(25) **Он бод бо амри Парвардигораш аз назди ҳар чизе гузарад, онро нобуд мекунад."**[4] Пас қавми Ҳуд (а) ҳалок гаштанд, ҷуз хонаҳои истиқоматиашон ҳеҷ чизе дида намешуд. Хонаҳояшон ҳамчун шоҳиди он ки қаблан дар ин ҷойҳо мезистанд, боқӣ монд. Мо қавми гунаҳкори идомадиҳандаи куфру маъсиятро ҳамин гуна ҷазо медиҳем.
(26) Ва бегумон Мо ба қавми Ҳуд аз абзори қудратмандӣ чизҳоеро дода будем, ки ба шумо надодаем ва ба онҳо гӯши шунаво ва чашми бино ва қалби дорои идрок ато намудем. Пас вақте азоби илоҳӣ омад, гӯшашон ва чашмашон ва қалбашон аз азоб чизеро аз онҳо бартараф сохта натавонист. Чунки ин қавм пайваста оятҳои Аллоҳ (ч)-ро инкор мекарданд. Ва онҳоро азобе иҳота кард, ки чун Ҳуд бо он хушдорашон медод, онро ба масхара мегирифтанд.
(27) Ва эй Аҳли Макка, яқинан Мо сокинони деҳаҳои атрофатонро ҳалок сохтем. Қабл аз шумо қавми Од, Самуд, Лут ва Асҳоби Мадянро ҳалок кардем. Ва ҳуҷҷатҳоро барои онҳо гуногун гардонидем, то ин ки аз куфрашон баргарданд.
(28) Пас, чаро ба қавмҳои гузашта бутҳояшон, ки онҳоро ҷуз Аллоҳ (ч) маъбуд гирифта, бо иҷрои ибодат ва забҳи чорво ба онҳо наздикӣ меҷустанд, ёрӣ надоданд?! Маъбудҳояшон ёриашон накарданд, балки дар муҳимтарин лаҳзаҳо аз онҳо ғоиб гаштанд. Ва ин дурӯғ ва бофтаи шахсиашон буд, ки худро умедвор сохта, мегуфтанд, он бутҳо судашон мерасонанд ва назди Худо шафоаташон мекунанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Паёмбарон аз ғайб огоҳ нестанд. Онҳо аз ғайб танҳо ба андозаи он чи Худо таълимашон додааст, маълумот доранд;
2. Қавми Ҳуд (а) вақте ки азобро ба сурати абри дар канори осмон паҳншуда диданд, ба ҷои тавба, баръакс мағрур шуданд ва онро неъмат пиндоштанд;
3. Қавми Ҳуд (а) дар қиёс бо қавми Қурайш дорои нерӯи бештар буданд, аммо бо вуҷуди ин, Худо онҳоро ҳалок сохт;
4. Оқил касест, ки аз зиндагии дигарон панд мегирад.

---

1. Ин сухан метавонад танҳо ба Ҳуд (а) тааллуқ гирад. Аммо муаллифон дар матни боло онро қавли ҳамаи паёмбарон қарор додаанд. (**Мутарҷим**)
2. Муфассирон мегӯянд, калимаи "**عارضـــــــا**" ҳамчун тафсири замири "**ه**" дар феъли "**راوه**" мансуб гашта аст. Ба ҳамин асос, дар тарҷума онро бо калимаи минбаъдааш тафсир карда, тарҷума намудам. (**Мутарҷим**)
3. Мурод аз **водӣ** дар оят **маскан** аст. Зеро манзилҳои истиқоматии онҳо дар дараҳо ҷойгир буд. (**Мутарҷим**)
4. Ин ҷумла сифати калимаи "**Бод**" дар ояти гузашта аст. (**Мутарҷим**)

وَإِذۡ صَرَفۡنَآ إِلَيۡكَ نَفَرٗا مِّنَ ٱلۡجِنِّ يَسۡتَمِعُونَ ٱلۡقُرۡءَانَ فَلَمَّا
حَضَرُوهُ قَالُوٓاْ أَنصِتُواْۖ فَلَمَّا قُضِيَ وَلَّوۡاْ إِلَىٰ قَوۡمِهِم مُّنذِرِينَ
٢٩ قَالُواْ يَٰقَوۡمَنَآ إِنَّا سَمِعۡنَا كِتَٰبًا أُنزِلَ مِنۢ بَعۡدِ مُوسَىٰ
مُصَدِّقٗا لِّمَا بَيۡنَ يَدَيۡهِ يَهۡدِيٓ إِلَى ٱلۡحَقِّ وَإِلَىٰ طَرِيقٖ مُّسۡتَقِيمٖ
٣٠ يَٰقَوۡمَنَآ أَجِيبُواْ دَاعِيَ ٱللَّهِ وَءَامِنُواْ بِهِۦ يَغۡفِرۡ لَكُم مِّن
ذُنُوبِكُمۡ وَيُجِرۡكُم مِّنۡ عَذَابٍ أَلِيمٖ ٣١ وَمَن لَّا يُجِبۡ دَاعِيَ ٱللَّهِ
فَلَيۡسَ بِمُعۡجِزٖ فِي ٱلۡأَرۡضِ وَلَيۡسَ لَهُۥ مِن دُونِهِۦٓ أَوۡلِيَآءُۚ أُوْلَٰٓئِكَ
فِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٍ ٣٢ أَوَلَمۡ يَرَوۡاْ أَنَّ ٱللَّهَ ٱلَّذِي خَلَقَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضَ وَلَمۡ يَعۡيَ بِخَلۡقِهِنَّ بِقَٰدِرٍ عَلَىٰٓ أَن يُحۡـِۧيَ ٱلۡمَوۡتَىٰۚ بَلَىٰٓۚ
إِنَّهُۥ عَلَىٰ كُلِّ شَيۡءٖ قَدِيرٞ ٣٣ وَيَوۡمَ يُعۡرَضُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ عَلَى ٱلنَّارِ
أَلَيۡسَ هَٰذَا بِٱلۡحَقِّۖ قَالُواْ بَلَىٰ وَرَبِّنَاۚ قَالَ فَذُوقُواْ ٱلۡعَذَابَ بِمَا
كُنتُمۡ تَكۡفُرُونَ ٣٤ فَٱصۡبِرۡ كَمَا صَبَرَ أُوْلُواْ ٱلۡعَزۡمِ مِنَ ٱلرُّسُلِ
وَلَا تَسۡتَعۡجِل لَّهُمۡۚ كَأَنَّهُمۡ يَوۡمَ يَرَوۡنَ مَا يُوعَدُونَ لَمۡ يَلۡبَثُوٓاْ إِلَّا
سَاعَةٗ مِّن نَّهَارِۭۚ بَلَٰغٞۚ فَهَلۡ يُهۡلَكُ إِلَّا ٱلۡقَوۡمُ ٱلۡفَٰسِقُونَ ٣٥

ترتيبها ٤٧ — سُورَةُ مُحَمَّدٍ — آياتها ٣٨



(29) Ва эй Паёмбар, вақтеро ёд кун, ки Мо ба сӯят як идда ҷинҳоро равон кардем, дар ҳоле мехостанд ба Қуръон гӯш фаро бидиҳанд. Пас чун барои шунидани Қуръон ҳозир гаштанд, ба ҳам гуфтанд: “**Хомӯш бошед, то онро бишнавем.**” Пас вақте Расули Худо (с) қироати худро ба итмом расонид, ҷинҳо ба сифати **бимдиҳандагон** назди қавмашон баргаштанд. Онҳо қавми хешро бим медоданд, ки агар имон наоранд, ба уқубати шадид гирифтор мешаванд.

(30) Ҷинҳо баъд аз бозгаштан ба қавмашон гуфтанд: “**Эй қавми мо, ҳамоно мо Китоби муқаддасеро шунидем, ки Аллоҳ (ҷ) онро баъд аз Мӯсо (а) фуруд оварда,**[1] **Китобҳои қабл аз он гузаштаро тасдиқ мекунад. Ин Китоб мо ва инсонҳоро ба сӯи ҳақиқат ва роҳи рости Ислом ҳидоят менамояд.**

(31) **Эй қавми мо, даъвати Муҳаммад (с)-ро ба сӯи ростӣ қабул кунед ва имон биёред, ки ӯ Паёмбари Худост, то Парвардигор ба ин сабаб гуноҳонатонро бахшад ва шуморо аз уқубати дардовари қиёмат солим нигаҳ дорад. Зеро агар даъваташро напазиред ва ба рисолаташ имон наоред, ҳатман мубталои азоби сахт мегардед.**

(32) **Ва ҳар ки даъвати Муҳаммад (с)-ро ба сӯи ҳақ напазирад, пас бо фирор дар замин аз азоби илоҳӣ раҳо шудан наметавонад ва ӯ ҷуз Парвардигор ёрону ёвароне надорад, ки аз азоб наҷоташ диҳанд. Ин тоифа аз ҳақ дар гумроҳии ошкор қарор доранд.**”

(33) Оё ин мушрикони такзибгари растохез намедонанд, Он Худое, ки осмонҳову заминро офарид ва аз офариданашон бо вуҷуди паҳноӣ ва бузургиашон оҷиз нагашт, бар зинда гардонидани мурдагон барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо Тавоно аст?! Бале, Худо бар ин кор Қодир аст. Зеро шакке нест, ки Ӯ ба тамоми чиз тавоноӣ дорад.

(34) Ва он рӯзе, ки кофирон ба оташи ҷаҳаннам афканда шаванд, то мавриди азоб қарор гиранд, бо сарзаниш ба онҳо гуфта мешавад: “**Оё ин азоби пеши чашматон намоён ҳақ нест?! Ё ин ки чунончи дар дунё мегуфтед, азоби дӯзах дурӯғ аст?!**” Кофирон мегӯянд: “**Бале, савганд ба Парвардигорамон, ки он ҳақ аст.**” Худо ба онҳо мегӯяд: “**Пас, ба сабаби он ки дар дунё ба Маъбуди ҳақиқӣ куфр варзидед, азобро бичашед.**”

(35) Пас, эй Паёмбар, бар такзиби қавмат монанди Нӯҳ, Иброҳим, Мӯсо ва Исо, ки паёмбарони дорои иродаи қавӣ буданд, сабр бикун ва барояшон зуд омадани азобро талаб накун. Рӯзе, ки қавми такзибгарат дар қиёмат уқубати ба онҳо ваъдашударо бинанд, он аз шиддаташ дар назарашон чунон менамояд, ки гӯё дар дунё ба ҷуз соати андаке аз рӯз наистодаанд. Ин Қуръони бар Паёмбар (с) нозилгашта аз сӯи Худо ба инсонҳо ва ҷинҳо таблиғ ва кофӣ аст.[2] Пас ба воситаи азоб танҳо қавме ҳалок карда мешаванд, ки бо куфру гуноҳ аз тоати Худо хориҷанд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Аз аломатҳои одоби нек он аст, ки вақти сухан хомӯш истода, ба гӯянда гӯш фаро дода шавад;
2. Дар зуд пазируфтани ҳақ аз ҷониби ҷинҳо паёми тарғиботӣ ба инсонҳо аст;
3. Қабули ҳақ аз шахс тақозо мекунад, ки ҳар чи зудтар мардумро ба сӯи он даъват кунад;
4. Сабр аз ахлоқи Паёмбарони Худо аст.

1. Сабаби зикр накардани Инҷил дар он аст, ки Таврот охирон Китоби аҳкоми илоҳӣ аст. Аммо он чи баъд аз Таврот ба мисли Забури Довуд ва Инҷили Исо (а) нозил шуда аст, ҳукми такмилдиҳандаро дорад. Дар кутуби тафсир дигар андешаҳо низ мавҷуд аст, аммо раъйи мазкур қавли саҳеҳтар аст. (**Мутарҷим**)
2. Калимаи “**بلاغ**” дар китобҳои тафсир ба маънои **таблиғ** ва **кофӣ** эзоҳ шуда аст. Дар тарҷума ҳарду маъноро якҷо ҷамъ сохтам. (**Мутарҷим**)

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

الَّذِينَ كَفَرُوا وَصَدُّوا عَن سَبِيلِ اللَّهِ أَضَلَّ أَعْمَالَهُمْ ۝١ وَالَّذِينَ
ءَامَنُوا وَعَمِلُوا الصَّٰلِحَٰتِ وَءَامَنُوا بِمَا نُزِّلَ عَلَىٰ مُحَمَّدٍ وَهُوَ الْحَقُّ مِن
رَّبِّهِمْ كَفَّرَ عَنْهُمْ سَيِّـَٔاتِهِمْ وَأَصْلَحَ بَالَهُمْ ۝٢ ذَٰلِكَ بِأَنَّ الَّذِينَ كَفَرُوا
اتَّبَعُوا الْبَٰطِلَ وَأَنَّ الَّذِينَ ءَامَنُوا اتَّبَعُوا الْحَقَّ مِن رَّبِّهِمْ ۚ كَذَٰلِكَ يَضْرِبُ
اللَّهُ لِلنَّاسِ أَمْثَٰلَهُمْ ۝٣ فَإِذَا لَقِيتُمُ الَّذِينَ كَفَرُوا فَضَرْبَ الرِّقَابِ حَتَّىٰٓ
إِذَآ أَثْخَنتُمُوهُمْ فَشُدُّوا الْوَثَاقَ فَإِمَّا مَنًّۢا بَعْدُ وَإِمَّا فِدَآءً حَتَّىٰ تَضَعَ الْحَرْبُ
أَوْزَارَهَا ۚ ذَٰلِكَ وَلَوْ يَشَآءُ اللَّهُ لَانتَصَرَ مِنْهُمْ وَلَٰكِن لِّيَبْلُوَا بَعْضَكُم
بِبَعْضٍ ۗ وَالَّذِينَ قُتِلُوا فِي سَبِيلِ اللَّهِ فَلَن يُضِلَّ أَعْمَٰلَهُمْ ۝٤ سَيَهْدِيهِمْ
وَيُصْلِحُ بَالَهُمْ ۝٥ وَيُدْخِلُهُمُ الْجَنَّةَ عَرَّفَهَا لَهُمْ ۝٦ يَٰٓأَيُّهَا الَّذِينَ
ءَامَنُوٓا إِن تَنصُرُوا اللَّهَ يَنصُرْكُمْ وَيُثَبِّتْ أَقْدَامَكُمْ ۝٧ وَالَّذِينَ كَفَرُوا
فَتَعْسًا لَّهُمْ وَأَضَلَّ أَعْمَٰلَهُمْ ۝٨ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمْ كَرِهُوا مَآ أَنزَلَ اللَّهُ
فَأَحْبَطَ أَعْمَٰلَهُمْ ۝٩ ۞ أَفَلَمْ يَسِيرُوا فِي الْأَرْضِ فَيَنظُرُوا كَيْفَ كَانَ الحزب ٥١
عَٰقِبَةُ الَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ ۖ دَمَّرَ اللَّهُ عَلَيْهِمْ ۖ وَلِلْكَٰفِرِينَ أَمْثَٰلُهَا ۝١٠ ذَٰلِكَ
بِأَنَّ اللَّهَ مَوْلَى الَّذِينَ ءَامَنُوا وَأَنَّ الْكَٰفِرِينَ لَا مَوْلَىٰ لَهُمْ ۝١١



## СУРАИ “МУҲАММАД”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ҲАФТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ СИВУ ҲАШТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ба хотири тақвият додани мӯъминон ва иҳонати кофирон тарғиби мӯъминон ба ҷанг алайҳи душманони эҷодгари монеа дар роҳи дин.

### Тафсир:

(1) Он касоне, ки кофир мешаванд ва мардумро аз ойини Аллоҳ (ч) бармегардонданд, Аллоҳ (ч) амалҳои онҳоро ботил месозад.

(2) Ва он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд ва хосатан ба Қуръони бар Паёмбар (с) фурудовардаи Худо /ва Қуръон Китоби барҳақи аз сӯи Парвардигорашон омадааст/,[1] имон меоранд, Аллоҳ (ч) аз онҳо амалҳои бадашонро маҳв сохта, ҷазояшон намедиҳад ва умури дунявӣ ва ухравиашонро ислоҳ менамояд.

(3) Ин подоши ду гурӯҳи мазкур ба сабаби он аст, ки кофирон аз ботил пайравӣ карданд ва мӯъминон аз ҳақиқати аз сӯи Парвардигори онҳо омада пайравӣ карданд. Чун саъйи мӯъминону кофирон гуногун аст, ҷазояшон низ фарқ дорад. Он гуна ки Аллоҳ (ч) ҳукми Худро дар бораи гурӯҳи мӯъминону кофирон баён сохт, ҳамин гуна барои ҳамаи мардум ҳолатҳояшонро баён менамояд ва шабеҳро ба шабеҳ пайванд медиҳад.[2]

(4) Пас чун шумо мӯъминон бо кофирони ҷангҷӯй дар майдонҳои набард рӯбарӯ гаштед, пас бо шамшерҳоятон гарданашонро бизанед.[3] Ба муқобилашон то вақте ҷангиданро идома диҳед, ки онҳоро зиёд ба қатл расонед ва дар саффашон зарбаҳои муҳлик ворид сохта, шукӯҳи эшонро барҳам занед. Замоне ки чунин кардед, пас таноби асирҳоро устувор бандед. Пас вақте онҳоро асир гирифтед, шумо тибқи тақозои манфиат байни ду чиз ихтиёр доред: агар хоҳед, бар онҳо эҳсон карда, бидуни иваз озодашон намоед ва агар хоҳед, дар ивази мол ё ғайри он раҳояшон созед. То вақте ҷангидан ва асирсозии кофирони ҷангҷӯйро идома диҳед, ки набард бо мусалмон гардидани аҳли куфр ё бастани созишномаи сулҳ хатм шавад.[4] Ин мавриди озмоиш қарор гирифтани мӯъминон ба воситаи кофирону гардиши рӯзгор байнашон дар ғолиб ва мағлуб шудан ҳукми илоҳист. Ва агар Аллоҳ (ч) мехост, бидуни ҷанг аз кофирон интиқом мегирифт, валекин Ӯ алайҳи душманони ҷангхоҳ ҷиҳодро муқаррар кардааст, то баъзеатонро ба василаи баъзеи дигар биозмояд. Аллоҳ (ч) мӯъминонро месанҷад, ки чӣ касе зидди душман меҷангад ва чӣ касе аз ҷанг ақиб менишинад. Инчунин кофиронро бо мӯъминон месанҷад. Агар мӯъминро кушад, мӯъмин ҷаннат медарояд ва агар мӯъмин кофирро кушад, кофир дӯзах медарояд. Ва касоне, ки дар роҳи Аллоҳ (ч) кушта шаванд, пас ҳаргиз Аллоҳ (ч) аъмоли онҳоро ботил намесозад.

(5) Аллоҳ (ч) дар дунё ба онҳо тавфиқи пайравӣ аз ҳақро медиҳад ва ҳолаташонро ислоҳ месозад.

(6) Ва дар қиёмат онҳоро дохили ҷаннат мекунад. Парвардигор дар дунё тавассути паёмбарон бо васфи ҷаннат онро барояшон шиносондааст.[5] Аз ин сабаб онҳо дар охират манзилҳои хешро мешиносанд.

(7) Эй касоне, ки ба Аллоҳ (ч) имон овардаед ва мутобиқи шариати Ӯ амал мекунед, агар Паёмбар ва дини Аллоҳ (ч)-ро ёрӣ диҳед, Аллоҳ (ч) шуморо бо ғолиб сохтанатон алайҳи душманонатон ёрӣ медиҳад ва қадамҳоятонро дар майдони набард устувор мегардонад.

(8) Ва касоне, ки ба Аллоҳ (ч) ва Паёмбараш кофир мешаванд, пас онҳо сахт зиён карда ва ҳалок гардидаанд[6] ва Аллоҳ (ч) савоби амалҳои онҳоро ботил сохтааст.

(9) Ин азоб ба сабаби он аст, ки кофирон Қуръони бар Паёмбар (с) нозилкардаи Аллоҳ (ч)-ро дӯст намедоранд ва нисбат ба он нафрат доранд, зеро Қуръон онҳоро ба тавҳид даъват мекунад. Пас Аллоҳ (ч) аъмолашонро ботил месозад ва дар дунёву охират хасорат мебинанд.

(10) Оё ин ҷамоаи такзибгар дар замин сайру саёҳат накарданд, то биандешанд, ки оқибати такзибкунандагони қабл аз онҳо гузашта бо чӣ анҷомид. Фарҷоми кофирони пешин мудҳиш буд. Аллоҳ (ч) онҳоро бо фарзандон, доройӣ, манзил ва ҳар чи ба эшон тааллуқ дошт, нобуд кард. Ва барои кофирон дар ҳар замону макон мисли он уқубатҳо аст.

(11) Ин ҷазои мазкури тоифаи аҳли имону куфр ба сабаби он аст, ки Аллоҳ (ч) Корсоз ва Ёвари мӯъминон аст ва кофирон ҳеҷ корсоз ва ёваре надоранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Қатли душмани ҷангҷӯй муҳимтарин роҳи таслимсозии ӯст;

2.Бидуни иваз озод кардани асир, ситонидани иваз дар муқобили раҳоиаш, асир гирифтан ва қатли душмани ҷангҷӯй дар Ислом, чун ихтиёрҳои таомул бо кофири асиршуда ҳисоб мешавад.[7] Аз ихтиёроти мазкур он чи ба суд бошад, интихоб мегардад;

3.Шаҳодат дар роҳи Худо фазилати зиёд дорад;

4.Аз сӯи Худо нусрат ёфтани мӯъминон ба дини Парвардигорро нусрат доданашон алоқаманд аст.

1. Имом Алусӣ ва Тоҳир ибни Ошур (р) ҷумлаи мазкурро ҷумлаи муътариза байни мубтадо ва хабар гуфтаанд. (**Мутарҷим**)
2. Баёни ҳолати мардум ва пайвастани шабеҳ ба шабеҳ маънои онро дорад, ки амали кофир ботил мегардад ва мӯъмин барои корҳои бадаш муҷозот намешавад, балки Худо гуноҳонашро меомурзад. (**Мутарҷим**)
3. **Задани гардан** ба эътибори ҳолати ғолиб дар ҷанг омада, мақсад аз он куштан аст. (**Мутарҷим**)
4. Дар оят мурод аз “**гузоштани ҷанг сангиниҳои худ**”-ро хотимаи ёфтани он аст. Сангиниҳои он абзори ҷангӣ аст. (**Мутарҷим**)
5. Ин шиносондан метавонад марбути охират бошад. Яъне, Худо манзилҳои онҳоро дар охират барояшон мешиносонад. Чунончи дар ривоятҳо омада аст, онҳо манзилашонро бидуни раҳнамоии касе мешиносанд. Гӯё ки аз рӯзи офарида шуданашон дар онҷо зистаанд. (**Мутарҷим**)
6. Банда калимаи “**تعسا**”-ро ба эътибори яке аз таҳлилҳои зикркардаи аҳли тафсир ҳамчун мафъули мутлақи ифодагари таъкид тарҷума кардам. (**Мутарҷим**)
7. Ин раъйи Абдуллоҳ ибни Умар, Ато ибни Абӯрибоҳ, Саид ибни Ҷубайр, Молик, Шофеӣ, Саврӣ, Авзоӣ ва яке аз қавли Абӯҳанифа аст. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱللَّهَ يُدۡخِلُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ وَعَمِلُواْ ٱلصَّٰلِحَٰتِ جَنَّٰتٖ تَجۡرِي مِن
تَحۡتِهَا ٱلۡأَنۡهَٰرُۖ وَٱلَّذِينَ كَفَرُواْ يَتَمَتَّعُونَ وَيَأۡكُلُونَ كَمَا تَأۡكُلُ ٱلۡأَنۡعَٰمُ
وَٱلنَّارُ مَثۡوٗى لَّهُمۡ ١٢ وَكَأَيِّن مِّن قَرۡيَةٍ هِيَ أَشَدُّ قُوَّةٗ مِّن قَرۡيَتِكَ
ٱلَّتِيٓ أَخۡرَجَتۡكَ أَهۡلَكۡنَٰهُمۡ فَلَا نَاصِرَ لَهُمۡ ١٣ أَفَمَن كَانَ عَلَىٰ بَيِّنَةٖ مِّن
رَّبِّهِۦ كَمَن زُيِّنَ لَهُۥ سُوٓءُ عَمَلِهِۦ وَٱتَّبَعُوٓاْ أَهۡوَآءَهُم ١٤ مَّثَلُ ٱلۡجَنَّةِ ٱلَّتِي
وُعِدَ ٱلۡمُتَّقُونَۖ فِيهَآ أَنۡهَٰرٞ مِّن مَّآءٍ غَيۡرِ ءَاسِنٖ وَأَنۡهَٰرٞ مِّن لَّبَنٖ لَّمۡ يَتَغَيَّرۡ
طَعۡمُهُۥ وَأَنۡهَٰرٞ مِّنۡ خَمۡرٖ لَّذَّةٖ لِّلشَّٰرِبِينَ وَأَنۡهَٰرٞ مِّنۡ عَسَلٖ مُّصَفّٗىۖ وَلَهُمۡ
فِيهَا مِن كُلِّ ٱلثَّمَرَٰتِ وَمَغۡفِرَةٞ مِّن رَّبِّهِمۡۖ كَمَنۡ هُوَ خَٰلِدٞ فِي ٱلنَّارِ وَسُقُواْ
مَآءً حَمِيمٗا فَقَطَّعَ أَمۡعَآءَهُمۡ ١٥ وَمِنۡهُم مَّن يَسۡتَمِعُ إِلَيۡكَ حَتَّىٰٓ إِذَا
خَرَجُواْ مِنۡ عِندِكَ قَالُواْ لِلَّذِينَ أُوتُواْ ٱلۡعِلۡمَ مَاذَا قَالَ ءَانِفًاۚ أُوْلَٰٓئِكَ
ٱلَّذِينَ طَبَعَ ٱللَّهُ عَلَىٰ قُلُوبِهِمۡ وَٱتَّبَعُوٓاْ أَهۡوَآءَهُمۡ ١٦ وَٱلَّذِينَ ٱهۡتَدَوۡاْ
زَادَهُمۡ هُدٗى وَءَاتَىٰهُمۡ تَقۡوَىٰهُمۡ ١٧ فَهَلۡ يَنظُرُونَ إِلَّا ٱلسَّاعَةَ
أَن تَأۡتِيَهُم بَغۡتَةٗۖ فَقَدۡ جَآءَ أَشۡرَاطُهَاۚ فَأَنَّىٰ لَهُمۡ إِذَا جَآءَتۡهُمۡ
ذِكۡرَىٰهُمۡ ١٨ فَٱعۡلَمۡ أَنَّهُۥ لَآ إِلَٰهَ إِلَّا ٱللَّهُ وَٱسۡتَغۡفِرۡ لِذَنۢبِكَ
وَلِلۡمُؤۡمِنِينَ وَٱلۡمُؤۡمِنَٰتِۗ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ مُتَقَلَّبَكُمۡ وَمَثۡوَىٰكُمۡ ١٩



(12) Ҳамоно Аллоҳ (ч) он касонеро, ки ба Ӯ ва Фиристодааш имон меоранд ва амалҳои шоиста мекунанд, ба боғҳое дохил месозад, ки аз зери қасрҳо ва дарарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мебошад. Ва он касоне, ки ба Аллоҳ (ч) ва Фиристодааш кофир мешаванд, дар дунё бо пайравӣ аз хостаҳои нафсашон рӯзҳои андак баҳра мебаранд ва монанди хӯрдани чаҳорпоён мехӯранд, ҷуз қонеъ кунонидани шикам ва шармгоҳашон ғаме надоранд ва рӯзи қиёмат ҷои истиқомати онҳо оташи дӯзах аст.

(13) Ва дар гузашта сокинони шаҳрҳои зиёде мезистанд, ки онҳо аз сокинони Маккаи шаҳри ту, ки аз он хориҷат карданд, нерӯмандтар ва дорои молу фарзандони бештар буданд. Вақте фиристодагони Худоро дурӯғгӯй шумурданд, онҳоро ҳалок кардем. Пас чун азоб ба онҳо омад, ҳеҷ мададрасоне надоштанд, ки аз он раҳояшон созад. Агар Мо ҳамин гуна ҳалокати аҳли Маккаро хоҳем, ҳеҷ чиз монеи он намешавад.

(14) Оё гурӯҳе, ки аз сӯи Парвардигорашон далели равшан доранд, Худоро бар асоси илм мепарастанд, бо он тоифае, ки Шайтон амали бадашонро барои онҳо зинат дода ва аз талқиноти хостаҳои нафси худ ба мисли бутпарастӣ, содир кардани гуноҳ ва такзиби фиристодагони Худо пайравӣ менамоянд, яксонанд?!

(15) Васфи шигифтангези ҷаннат, ки Аллоҳ (ч) даромадани онро ба парҳезкорони иҷрокунандаи дастуроташ ваъда додааст, дар ҷумлаҳои минбаъда меояд.[1] Дар ҷаннат наҳрҳое аз об аст, ки хӯшбӯӣ ва таъмаш бо дурудароз истодан тағйирнаёбанда мебошад ва наҳрҳое аз шир аст, ки таъмаш дигаргун нагашта ва наҳрҳое аз шароби барои нӯшандагон лазиз ва наҳрҳое аз асали аз ҳамаи олудагиҳо пок аст. Ва барои аҳли биҳишт дар биҳишт ҳар он чи дилашон аз навъҳои мухталифи меваҳо мехоҳад, омодааст ва ба замми ин неъматҳо аз сӯи Парвардигорашон гуноҳонашон маҳв гашта, дар ивази корҳои бадашон ҷазо намебинанд. Магар бандагони соҳиби чунин подош бо касоне, ки дар оташи дӯзах ҷовид меистанд ва аз оби ниҳоят пурҳарорати он нӯшонида мешаванд, пас он об аз шиддати гармиаш рӯдаҳои шикамашонро пора месозад, яксонанд?!

(16) Ва эй Паёмбар, аз мунофиқон касонеанд, ки ба суханони ту на ба мақсади пазируфтан гӯш меандозанд. Пас[2] чун аз наздат бароянд, худро ба нодонӣ зада, аз гуфтаҳоят рӯ гардонда, ба саҳобагоне, ки Худо ба эшон илм додааст, мегӯянд: "**Муҳаммад каме пештар дар рафти суханронии худ чӣ гуфт?**" Инҳо касоне ҳастанд, ки азбаски Аллоҳ (ч) бар қалбашон мӯҳр ниҳодааст, хайр ба дилашон роҳ намеёбад ва онҳо аз хоҳишоти нафсашон пайравӣ мекунанд. Пайравии хоҳишоти нафс эшонро аз дидани ҳақиқат нобино сохтааст.

(17) Ва касоне, ки ба роҳи рост ва пайравии дини Муҳаммад (с) роҳ ёфтаанд, Худо ҳидоят ва тавфиқашонро ба сӯи некӣ афзун сохта ва ба онҳо амал кардан ба корҳоеро илҳом мебахшад, ки аз оташи ҷаҳаннам ҳифзашон менамояд.

(18) Пас магар кофирон танҳо мунтазири он ҳастанд, ки қиёмат ба онҳо ногаҳон ва бидуни огоҳии қаблӣ ояд?! Пас яқинан аломатҳояш ба мисли биъсати Паёмбар (с) ва ду пора гаштани моҳ омадааст. Пас чун қиёмат ояд, чӣ гуна панд гирифтанашон ба онҳо суд мерасонад?!

(19) Пас, эй Паёмбар, яқин дошта бош, ки ҷуз Аллоҳ (ч) маъбуди ҳақиқӣ вуҷуд надорад ва аз Аллоҳ (ч) барои гуноҳи[3] хеш ва гуноҳони мардон ва занони боимон омурзиш талаб бикун. Ва Аллоҳ (ч) шуғли шуморо дар рӯз ва қароргоҳатонро дар шаб медонад. Ҳеҷ ҳоли шумо аз Ӯ махфӣ намемонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Тамоми андӯҳ ва андешаи кофирон дар дунё қонеъ кунонидани шаҳватҳои нафси худ аст;
2. Муқоисаи подоши мӯъминон ва ҷазои кофирон фарқи онҳоро бармало месозад. Хирадманд роҳашро дар пайвастан ба саффи аҳли имон бармегузинад ва бехирад роҳи куфрро пеш мегирад;
3. Мунофиқон дар муомила бо Паёмбар (с) одоб ва ахлоқро риоя намекарданд;
4. Дониш қалб аз гуфтор ва кирдор меистад.

---

1. Ибораи "**дар ҷумлаҳои минбаъда**" аз иловаҳои банда аст. Зеро дар оят вожаи "**مثل**" мубтадо буда, хабари он маҳзуф аст. Муфассирон хабари онро монанд ба ибораи дар матн дарҷшуда овардаанд. (**Мутарҷим**)
2. Имом Тоҳир Ибни Ошур (р) калимаи "**حتى**"-ро дар ин оят **ибтидоӣ** гуфта, ба маънои "**пас**" шарҳ дода аст. Банда дар тарҷума аз ин раъй истифода намудам. (**Мутарҷим**)
3. Мурод аз гуноҳи мансуб ба Паёмбари Худо (с) **тарки авло** аст. (**Мутарҷим**)

وَيَقُولُ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لَوۡلَا نُزِّلَتۡ سُورَةٞۖ فَإِذَآ أُنزِلَتۡ سُورَةٞ
مُّحۡكَمَةٞ وَذُكِرَ فِيهَا ٱلۡقِتَالُ رَأَيۡتَ ٱلَّذِينَ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٞ
يَنظُرُونَ إِلَيۡكَ نَظَرَ ٱلۡمَغۡشِيِّ عَلَيۡهِ مِنَ ٱلۡمَوۡتِۖ فَأَوۡلَىٰ لَهُمۡ
﴿٢٠﴾ طَاعَةٞ وَقَوۡلٞ مَّعۡرُوفٞۚ فَإِذَا عَزَمَ ٱلۡأَمۡرُ فَلَوۡ صَدَقُواْ ٱللَّهَ
لَكَانَ خَيۡرٗا لَّهُمۡ ﴿٢١﴾ فَهَلۡ عَسَيۡتُمۡ إِن تَوَلَّيۡتُمۡ أَن تُفۡسِدُواْ
فِي ٱلۡأَرۡضِ وَتُقَطِّعُوٓاْ أَرۡحَامَكُمۡ ﴿٢٢﴾ أُوْلَٰٓئِكَ ٱلَّذِينَ لَعَنَهُمُ
ٱللَّهُ فَأَصَمَّهُمۡ وَأَعۡمَىٰٓ أَبۡصَٰرَهُمۡ ﴿٢٣﴾ أَفَلَا يَتَدَبَّرُونَ ٱلۡقُرۡءَانَ
أَمۡ عَلَىٰ قُلُوبٍ أَقۡفَالُهَآ ﴿٢٤﴾ إِنَّ ٱلَّذِينَ ٱرۡتَدُّواْ عَلَىٰٓ أَدۡبَٰرِهِم
مِّنۢ بَعۡدِ مَا تَبَيَّنَ لَهُمُ ٱلۡهُدَى ٱلشَّيۡطَٰنُ سَوَّلَ لَهُمۡ وَأَمۡلَىٰ
لَهُمۡ ﴿٢٥﴾ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمۡ قَالُواْ لِلَّذِينَ كَرِهُواْ مَا نَزَّلَ ٱللَّهُ
سَنُطِيعُكُمۡ فِي بَعۡضِ ٱلۡأَمۡرِۖ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ إِسۡرَارَهُمۡ ﴿٢٦﴾
فَكَيۡفَ إِذَا تَوَفَّتۡهُمُ ٱلۡمَلَٰٓئِكَةُ يَضۡرِبُونَ وُجُوهَهُمۡ
وَأَدۡبَٰرَهُمۡ ﴿٢٧﴾ ذَٰلِكَ بِأَنَّهُمُ ٱتَّبَعُواْ مَآ أَسۡخَطَ ٱللَّهَ
وَكَرِهُواْ رِضۡوَٰنَهُۥ فَأَحۡبَطَ أَعۡمَٰلَهُمۡ ﴿٢٨﴾ أَمۡ حَسِبَ
ٱلَّذِينَ فِي قُلُوبِهِم مَّرَضٌ أَن لَّن يُخۡرِجَ ٱللَّهُ أَضۡغَٰنَهُمۡ ﴿٢٩﴾



(20) Ва мӯъминон бо орзӯи он ки Аллоҳ (ч) бар Паёмбараш сураи шомили набард бо душманро фуруд орад, мегӯянд: “**Кош,**[1] **Аллоҳ (ч) сураеро нозил мекард, ки дар он ҷангидан алайҳи душманон зикр мешуд?!**” Пас эй Паёмбар, чун Парвардигор сураи аз лиҳози баён ва ҳукм муҳкамеро нозил созад ва дар он набард бар муқобили душман зикр карда шавад, мунофиқони бемордилро мебинӣ, ки ба сӯят мисли он касе нигоҳ мекунанд, ки аз шиддати тарс аз марг мадҳуш гаштааст. Пас вой бар ҳолашон, ки ба сабаби аз набард рӯй гардондан ва аз марг тарсидан азоб ва ҳалокаташон наздик гаштааст.[2]

(21) Итоат аз амри Худо ва сухани нек гуфтанашон беҳтар аст. Пас, чун ҷанг алайҳи душман фарз шавад ва кор ҷиддӣ гардад, пас агар бо Аллоҳ (ч) дар имон ва итоат содиқ бошанд, ин барои онҳо аз нифоқ ва нофармонӣ беҳтар аст.

(22) Ва агар аз имон ва тоати Худо рӯй битобед, дар замин аз шумо ҷуз бо куфру гуноҳ фасодкорӣ ва қатъи пайванди хешиатон дигар чизе интизор шуда намешавад. Он гоҳ ба даврони ҷоҳилият бармегардед.

(23) Ин гурӯҳи дар замин фасодкори қатъкунандаи пайванди хешӣ касонеанд, ки Худо аз раҳматаш онҳоро дур карда, пас гӯшашонро аз шунидани ҳақ кар ва чашмонашонро аз дидани он кӯр гардонидааст.

(24) Пас чаро ин бандагони рӯйгардон дар бораи маъноҳои Қуръон намеандешанд?! Агар онҳо дар ин боб меандешиданд, ба ҳар кори нек роҳ меёфтанд ва аз ҳар кори бад дур мешуданд. Магар бар дилҳояшон қуфлҳои мустаҳкам зада шудааст ва ба ҳамин иллат насиҳат ба он роҳ намеёбад ва панд намегиранд?!

(25) Ҳамоно он касоне, ки баъд аз барпо шудани ҳуҷҷат бар онҳо ва маълум гаштани сидқи Паёмбар Муҳаммад (с) аз имон ба сӯи куфру нифоқ бармегарданд, Шайтон ба онҳо куфру нифоқро ороиш ва осон намуда ва онҳоро бо орзӯҳои дурудароз андохтааст.

(26) Ин гумроҳиашон ба сабаби он аст, ки онҳо ба таври махфӣ ба мушриконе, ки ба Қуръони бар Муҳаммад (с) нозилкардаи Аллоҳ (ч) муҳаббат надоранд, гуфтанд: “**Мо ба зудӣ дар баъзе корҳо, монанди баргардондани мӯъминон аз набард шуморо итоат мекунем.**” Ва он чи пинҳон ва он чи ошкор мекунанд, Аллоҳ (ч) ҳамаашро медонад. Ҳаргиз корҳои онҳо аз Аллоҳ (ч) пинҳон намемонад ва ҳар чиро хоҳад, ба Паёмбараш Муҳаммад (с) ошкор менамояд.

(27) Пас вақте фариштагони қобизи рӯҳ ҷонашонро қабз мекунанд, дар ҳоле ки бо гурзҳои оҳанин бар чеҳраҳо ва пуштҳояшон мезананд, аҳволи онҳо дар он саҳнаи мудҳиш ва уқубати сахт чӣ гуна хоҳад буд?!

(28) Ин азоб ба сабаби он аст, ки онҳо аз корҳои хашмгинсозандаи Аллоҳ (ч) ба мисли куфру нифоқу душманӣ бо дин пайравӣ мекунанд ва ба амалҳои наздиксозанда ба Парвардигор ва ҷалбсозандаи ризояш ба мисли имон ва пайравии Паёмбар (с) нафрат доранд. Пас, Аллоҳ (ч) аъмолашонро ботил мегардонад.

(29) Оё мунофиқони бемордил мепиндоранд, ки Аллоҳ (ч) кинаҳои дар қалбашон нисбат ба Паёмбар (с) ва мӯъминон пӯшидаро берун намеорад ва ошкор намесозад?! Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) он кинаҳоро бо овардани санҷишҳо ошкор месозад, то мӯъмини дар имонаш содиқ аз мунофиқ ҷудо шавад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мукаллаф сохтани бандагон ба ҷиҳоди роҳи Худо мунофиқро аз мӯъмин ҷудо мегардонад;

2.Тафаккур дар бораи маъноҳои Қуръон аҳамияти зиёд дошта, аз он рӯй гардондан ниҳоят хатарнок аст;

3.Фасодкорӣ дар замин ва қатъи алоқаҳои хешвандӣ аз омилҳои камшавии тавфиқи Худо ва дурӣ аз раҳмати Ӯст.

---

1. Калимаи “لولا” ба маънои таманно омада аст. (**Мутарҷим**)

2. Тафсири ҷумлаи охир ба эътибори он аст, ки калимаи “أولى” феъли мозӣ буда, маънои наздик шудани азоб ва ҳалокатро ифода мекунад. Худо бо ин ҷумла онҳоро таҳдид дорад. Баъзе аз муфассирон онро ба маънои “**беҳтар**” исми тафзил ва мубтадо гирифта, калимаи “طاعة”-и ояти минбаъдаро хабар гуфтаанд. (**Мутарҷим**)

وَلَوۡ نَشَآءُ لَأَرَيۡنَٰكَهُمۡ فَلَعَرَفۡتَهُم بِسِيمَٰهُمۡۚ وَلَتَعۡرِفَنَّهُمۡ فِي
لَحۡنِ ٱلۡقَوۡلِۚ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ أَعۡمَٰلَكُمۡ ٣٠ وَلَنَبۡلُوَنَّكُمۡ حَتَّىٰ نَعۡلَمَ
ٱلۡمُجَٰهِدِينَ مِنكُمۡ وَٱلصَّٰبِرِينَ وَنَبۡلُوَاْ أَخۡبَارَكُمۡ ٣١ إِنَّ ٱلَّذِينَ
كَفَرُواْ وَصَدُّواْ عَن سَبِيلِ ٱللَّهِ وَشَآقُّواْ ٱلرَّسُولَ مِنۢ بَعۡدِ
مَا تَبَيَّنَ لَهُمُ ٱلۡهُدَىٰ لَن يَضُرُّواْ ٱللَّهَ شَيۡـٔٗا وَسَيُحۡبِطُ أَعۡمَٰلَهُمۡ
ربع الحزب ٥١ ٣٢ ۞ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ أَطِيعُواْ ٱللَّهَ وَأَطِيعُواْ ٱلرَّسُولَ
وَلَا تُبۡطِلُوٓاْ أَعۡمَٰلَكُمۡ ٣٣ إِنَّ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَصَدُّواْ عَن سَبِيلِ
ٱللَّهِ ثُمَّ مَاتُواْ وَهُمۡ كُفَّارٞ فَلَن يَغۡفِرَ ٱللَّهُ لَهُمۡ ٣٤ فَلَا تَهِنُواْ
وَتَدۡعُوٓاْ إِلَى ٱلسَّلۡمِ وَأَنتُمُ ٱلۡأَعۡلَوۡنَ وَٱللَّهُ مَعَكُمۡ وَلَن يَتِرَكُمۡ
أَعۡمَٰلَكُمۡ ٣٥ إِنَّمَا ٱلۡحَيَوٰةُ ٱلدُّنۡيَا لَعِبٞ وَلَهۡوٞۚ وَإِن تُؤۡمِنُواْ وَتَتَّقُواْ
يُؤۡتِكُمۡ أُجُورَكُمۡ وَلَا يَسۡـَٔلۡكُمۡ أَمۡوَٰلَكُمۡ ٣٦ إِن يَسۡـَٔلۡكُمُوهَا
فَيُحۡفِكُمۡ تَبۡخَلُواْ وَيُخۡرِجۡ أَضۡغَٰنَكُمۡ ٣٧ هَٰٓأَنتُمۡ هَٰٓؤُلَآءِ
تُدۡعَوۡنَ لِتُنفِقُواْ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِ فَمِنكُم مَّن يَبۡخَلُۖ وَمَن يَبۡخَلۡ
فَإِنَّمَا يَبۡخَلُ عَن نَّفۡسِهِۦۚ وَٱللَّهُ ٱلۡغَنِيُّ وَأَنتُمُ ٱلۡفُقَرَآءُۚ وَإِن
تَتَوَلَّوۡاْ يَسۡتَبۡدِلۡ قَوۡمًا غَيۡرَكُمۡ ثُمَّ لَا يَكُونُوٓاْ أَمۡثَٰلَكُم ٣٨



(30) Ва эй Паёмбар, агар Мо мехостем, мунофиқонро барои ту мешиносондем, пас ту онҳоро аз рӯи аломатҳояшон мешинохтӣ.[1] Ва ҳатман онҳоро аз шеваи суханашон мешиносӣ.[2] Ва Аллоҳ (ҷ) корҳои шуморо медонад. Ҳеҷ коратон аз Ӯ махфӣ намемонад ва дар бадали он подошатон медиҳад.

(31) Ва бешак, Мо шумо мӯъминонро бо роҳи мубориза ва ҷанг бар зидди душман месанҷем, то муҷоҳидони воқеӣ ва дар майдони набард сабркунандагони шуморо ба дигарон маълум созем ва то аъмолатонро санҷида, бандаи содиқро аз ғайри он ҷудо намоем.

(32) Ҳамоно касоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) ва Расулаш кофир мешаванд ва худ аз дини Аллоҳ (ҷ) рӯ тофта, дигаронро низ аз он бармегардонданд[3] ва баъд аз он ки нубуввати Паёмбар Муҳаммад (с) барояшон маълум гардид, бо вай мухолифат ва душманӣ мекунанд, ҳаргиз ба Аллоҳ (ҷ) заррае зиён намерасонанд, балки ба хеш зиён мерасонанд ва яқинан Аллоҳ (ҷ) амалҳояшонро ботил мегардонад.

(33) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Бо иҷро намудани амрҳо ва дурӣ ҷустан аз наҳйҳо аз Аллоҳ (ҷ) итоат кунед ва аз Паёмбараш итоат кунед ва амалҳои худро бо куфру риёкорӣ ботил нагардонед.

(34) Ба дурустӣ, касоне, ки ба Аллоҳ (ҷ) кофир мешаванд ва худ аз дини Аллоҳ (ҷ) рӯй гардонида, дигаронро низ аз он бармегардонданд, сипас бидуни тавба дар ҳолати куфр вафот мекунанд, пас Аллоҳ (ҷ) аз гуноҳонашон намегузарад, балки барои он гуноҳон ҷазояшон медиҳад ва онҳоро абадӣ ба дӯзах медарорад.

(35) Пас, эй мӯъминон, дар баробари душманон изҳори нотавонӣ накунед ва онҳоро қабл аз он ки шуморо ба мусолаҳа даъват намоянд, ба мусолаҳа фаро нахонед ва шумо аз кофирон бартар ва ғолиб ҳастед ва Аллоҳ (ҷ) бо нусрат ва таъйидаш ҳамроҳи шумо аст ва Ӯ ҳаргиз аз подоши аъмолатон чизеро кам намегардонад, балки бо фазлаш онро афзун месозад.

(36) Ба дурустӣ, зиндагонии дунё бозӣ ва саргармӣ аст. Азбаски он чунин аст, набояд шахси бохирад аз аъмоли охират ғофил бимонад. Ва агар ба Аллоҳ (ҷ) ва Паёмбараш имон оред ва аз азоби илоҳӣ бо анҷом додани дастурот ва худдорӣ аз мамнӯот бипарҳезед, ба шумо подоши корҳоятонро ба пуррагӣ медиҳад ва аз шумо ҳамаи амволатонро талаб намекунад, балки танҳо андозаи закоти онро дархост менамояд.

(37) Агар Ӯ аз шумо ҳамаи амволатонро биталабад, пас дар талаби он фармони қотеона бидиҳад,[4] бахилӣ мекунед ва кинаҳо ва муҳаббат надоштанатон ба ин таклифро аз қалбатон берун месозад. Ба ҳамин сабаб, Аллоҳ (ҷ) аз рӯи меҳрубонӣ ҳама молатонро дархост намекунад.

(38) Огоҳ бошед! Шумо эй[5] ҷамоаи аҳли имон, даъват мешавед, то дар роҳи Аллоҳ (ҷ) қисме аз амволи хештанро харҷ созед. Пас баъзеи шумо аз рӯи бухл аз он худдорӣ мекунад ва ҳар ки аз харҷи як қисми молаш дар роҳи Аллоҳ (ҷ) бухл варзад, пас бегумон бо маҳрум гаштан аз подош ба зарари худ бахилӣ менамояд. Ва ҳамоно Аллоҳ (ҷ) Бениёз буда, мухтоҷи харҷи шумо нест ва ҳамоно шумо ба Ӯ ниёзманд ҳастед. Ва агар аз Ислом ба сӯи куфр баргардед, шуморо ҳалок месозад ва ба ҷои шумо қавмеро меорад, сипас он қавм ба монанди шумо бандагони исёнкор намешаванд, балки фармонбардори Аллоҳ (ҷ) мегарданд.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Хубси ботинии мунофиқон бар чеҳраҳо ва шеваҳои каломашон ошкор мешавад;
2.Озмоиш барои ҷудо кардани мӯъминон аз мунофиқон қонуни илоҳӣ аст;
3.Худо мӯъминонро бо нусрати Худ таъйид мекунад;
4.Аз аломатҳои меҳрубонии Парвардигор ба бандагон он аст, ки аз онҳо харҷи ҳамаи молашонро талаб намекунад.

1. Имом Ибни Касир (р) мегӯяд, аммо Худованд ҳамаи мунофиқонро ба Паёмбар (с) ошкор насохт, то айби бандагонашро аз дигарон сатр кунад. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, онҳо бо суханони кинояомез мӯъминонро тамасхур мекунанд. (**Мутарҷим**)
3. Азбаски феъли "**صـــدوا**" дар забони арабӣ "**лозим**" ва "**мутааддӣ**" истифода шуда аст, муаллифон онро ба маънои **рӯй гардондани худ** ва **манъ кардани дигарон аз дини Худо** тафсир кардаанд. (**Мутарҷим**)
4. Калимаи "**إحفاء**" дар асл ба маънои **муболаға** ва **исрор** аст, аммо мақсад инҷо **воҷиб гардонидан** ва **қатъан талаб кардан** аст. (**Мутарҷим**)
5. Ҳарфи нидои "**эй**" қабл аз исми ишораи "**هؤلاء**" аз тафсири Ҷалолайн иловаи банда аст. (**Мутарҷим**)

ترتيبها ٤٨ — سُورَةُ الفَتْحِ — آياتها ٢٩

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

إِنَّا فَتَحْنَا لَكَ فَتْحًا مُّبِينًا ﴿١﴾ لِّيَغْفِرَ لَكَ اللَّهُ مَا تَقَدَّمَ مِن ذَنۢبِكَ
وَمَا تَأَخَّرَ وَيُتِمَّ نِعْمَتَهُۥ عَلَيْكَ وَيَهْدِيَكَ صِرَٰطًا مُّسْتَقِيمًا ﴿٢﴾
وَيَنصُرَكَ اللَّهُ نَصْرًا عَزِيزًا ﴿٣﴾ هُوَ الَّذِىٓ أَنزَلَ السَّكِينَةَ فِى قُلُوبِ
الْمُؤْمِنِينَ لِيَزْدَادُوٓا۟ إِيمَٰنًا مَّعَ إِيمَٰنِهِمْ ۗ وَلِلَّهِ جُنُودُ السَّمَٰوَٰتِ
وَالْأَرْضِ ۚ وَكَانَ اللَّهُ عَلِيمًا حَكِيمًا ﴿٤﴾ لِّيُدْخِلَ الْمُؤْمِنِينَ وَالْمُؤْمِنَٰتِ
جَنَّٰتٍ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا الْأَنْهَٰرُ خَٰلِدِينَ فِيهَا وَيُكَفِّرَ عَنْهُمْ
سَيِّـَٔاتِهِمْ ۚ وَكَانَ ذَٰلِكَ عِندَ اللَّهِ فَوْزًا عَظِيمًا ﴿٥﴾ وَيُعَذِّبَ
الْمُنَٰفِقِينَ وَالْمُنَٰفِقَٰتِ وَالْمُشْرِكِينَ وَالْمُشْرِكَٰتِ الظَّآنِّينَ
بِاللَّهِ ظَنَّ السَّوْءِ ۚ عَلَيْهِمْ دَآئِرَةُ السَّوْءِ ۖ وَغَضِبَ اللَّهُ عَلَيْهِمْ
وَلَعَنَهُمْ وَأَعَدَّ لَهُمْ جَهَنَّمَ ۖ وَسَآءَتْ مَصِيرًا ﴿٦﴾ وَلِلَّهِ جُنُودُ
السَّمَٰوَٰتِ وَالْأَرْضِ ۚ وَكَانَ اللَّهُ عَزِيزًا حَكِيمًا ﴿٧﴾ إِنَّآ
أَرْسَلْنَٰكَ شَٰهِدًا وَمُبَشِّرًا وَنَذِيرًا ﴿٨﴾ لِّتُؤْمِنُوا۟ بِاللَّهِ وَرَسُولِهِۦ
وَتُعَزِّرُوهُ وَتُوَقِّرُوهُ ۚ وَتُسَبِّحُوهُ بُكْرَةً وَأَصِيلًا ﴿٩﴾

٥١١

## СУРАИ "ФАТҲ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ ҲАШТУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ БИСТУ НУҲ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Зикр намудани ваъдаи илоҳӣ оид ба фатҳи Макка ва соҳибкудрат сохтани Паёмбари Худо (с) ва мӯъминони содиқ.

### Тафсир:

(1) Эй Паёмбар, ба дурустӣ, Мо бо сулҳи Ҳудайбия барои ту фатҳи ошкореро насиб кардем.

(2) То Аллоҳ (ч) гуноҳи[1] қабл аз фатҳ ва баъд аз фатҳи туро[2] бароят мағфират кунад ва бо ғолиб гардонидани динат неъмати Худро бар ту ба итмом расонад ва ҳидояти туро ба роҳи дини Ислом афзун созад -

(3) ва бароят алайҳи душманонат нусрати қавие бахшад, ки ҳеҷ кас садди роҳи он гашта натавонад ва баъд аз он хорие набошад.

(4) Худо Он Зотест, ки дар қалби мӯъминон устуворӣ ва оромишро эҷод кард,[3] то имонашон бар имонашон афзун шавад. Ва сипоҳиёни осмонҳо ва замин ягона аз они Аллоҳ (ч) аст. Ба воситаи ин лашкариён ҳар киро хоҳад, кӯмак мерасонад. Ва Аллоҳ (ч) бағоят Донои Боҳикмат аст. Манфиати бандагонро медонад ва ба онҳо аз рӯи ҳикмат ғолибият медиҳад.

(5) То[4] Худо мардони боимон ва занони боимонро ба боғҳое дохил гардонад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мебошанд ва аз онҳо аъмоли бадашонро мавҳ намуда, барои он муҷозоташон накунад. Ва ин ноил гаштан ба ҷаннат ва мавҳ шудани гуноҳон назди Аллоҳ (ч) комёбии бузург аст. Ҳеҷ комёбӣ ба он баробар намешавад.

(6) Ва то Аллоҳ (ч) мардон ва занони мунофиқ ва мардон ва занони мушрикро, ки дар ҳаққи Аллоҳ (ч) гумонӣ бад мебаранд, азоб диҳад. Онҳо мепиндоранд, ки Аллоҳ (ч) динашро пирӯз намесозад. Ҳар он чи онҳо аз ҳаводиси бади рӯзгор нисбат ба аҳли имон мунтазир буданд, худашонро иҳота намояд[5] ва Аллоҳ (ч) ба сабаби куфру бадгумонӣ бар онҳо ғазаб карда ва аз раҳматаш дурашон сохта ва барояшон дӯзахро омода кардааст. Эшон рӯзи қиёмат абадӣ дохили дӯзах мешаванд. Ва дӯзах ҷойи бозгашти ниҳоят бад аст.

(7) Ва лашкариёни осмонҳо ва замин танҳо аз Аллоҳ (ч) аст. Ӯ бо ин лашкариён ба ҳар ки хоҳад, кӯмак мекунад. Ва Аллоҳ (ч) Зоти ҳамеша Ғолиби дар офариниш, тақдир ва тадбири корҳои халоиқ Ҳаким аст.

(8) Эй Паёмбар, ҳамоно Мо туро ба сифати гувоҳ ва муждарасон ва бимдиҳанда фиристодаем. Ту рӯзи қиёмат дар ҳаққи умматонат гувоҳ мегардӣ, мӯъминонро ба он чи Аллоҳ (ч) дар дунё ба мисли ғолибият ва қудратмандӣ ва ба он чи дар охират ба мисли ҷаннат ва неъматҳои он бароящон омода кардааст, муждагонӣ медиҳӣ ва кофиронро аз он метарсонӣ, ки оқибат дар дунё аз ҷониби аҳли имон шикаст мехӯранд ва дар охират дучори азоби шадиди дӯзах мешаванд.

(9) То шумо ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш имон биёред ва Расулашро бо ёрӣ расонидан қувват бидиҳед ва ӯро қадрдонӣ намоед ва дар аввал ва охири рӯз Аллоҳ (ч)-ро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ нисбат диҳед.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сулҳи Ҳудайбия барои Ислом ва мусалмонон оғози фатҳи азим буд;

2.Оромиш яке аз асарҳои имон аст, ки дар қалби кас устувориро ба вуҷуд меорад;

3.Бадгумонӣ нисбат ба Парвардигор хатарнок аст. Ӯ бо мардум бар асоси он чи дар ҳаққаш гумон доранд, муомила мекунад;

4.Қадрдонӣ ва риояи эҳтироми Расули акрам (с) фарз аст.

---

1. Мурод аз гуноҳ корҳои хилофи авло аст. (**Мутарҷим**)

2. Мақсад аз зикри "**қабл аз фатҳ ва баъд аз он**" ҳамаи гуноҳони Паёмбар (с) аст. (**Мутарҷим**)

3. Калимаи "أنزل" ба маънои **эҷод** ва **халқ** аст. Ба хотири ифодаи шарофати он устуворӣ ва оромиш, феъли "أنزل" истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

4. Муфассирон дар ин оят оиди ҷойи тааллуқи пешоянди "ل" назарҳои гуногун доранд. Муҳаммадамин ибни Муҳаммад Мухтори Шанқитӣ (р) соҳиби тафсири "**Азвоъ-ул-баён фӣ изоҳи-л-Қуръон**" мегӯяд, саҳеҳтарин қавл он аст, ки он ба феъли "أنـــــزل"-и ояти қаблӣ алоқаманд аст. Тоҳир ибни Ошур (р) низ ҳамин андешаро дастгирӣ карда аст. Пас маънои оят он аст, ки Худо устуворӣ ва оромишро дар қалби мӯъминон эҷод кард, то имонашон афзун шавад ва сабаби ба ҷаннат даромаданашон гардад. (**Мутарҷим**)

5. Азбаски муфассирон мегӯянд, ин сухани Худо метавонад ҷумлаи дуоӣ ё хабарӣ ба маънои таҳдид бошад, банда онро тавре тарҷума кардам, ки ин ду эҳтимолро дарбар мегирад. (**Мутарҷим**)

إِنَّ ٱلَّذِينَ يُبَايِعُونَكَ إِنَّمَا يُبَايِعُونَ ٱللَّهَ يَدُ ٱللَّهِ فَوْقَ
أَيْدِيهِمْ فَمَن نَّكَثَ فَإِنَّمَا يَنكُثُ عَلَىٰ نَفْسِهِۦ وَمَنْ أَوْفَىٰ
بِمَا عَٰهَدَ عَلَيْهُ ٱللَّهَ فَسَيُؤْتِيهِ أَجْرًا عَظِيمًا ١٠ سَيَقُولُ
لَكَ ٱلْمُخَلَّفُونَ مِنَ ٱلْأَعْرَابِ شَغَلَتْنَآ أَمْوَٰلُنَا وَأَهْلُونَا
فَٱسْتَغْفِرْ لَنَا يَقُولُونَ بِأَلْسِنَتِهِم مَّا لَيْسَ فِى قُلُوبِهِمْ قُلْ
فَمَن يَمْلِكُ لَكُم مِّنَ ٱللَّهِ شَيْـًٔا إِنْ أَرَادَ بِكُمْ ضَرًّا أَوْ أَرَادَ بِكُمْ
نَفْعًۢا بَلْ كَانَ ٱللَّهُ بِمَا تَعْمَلُونَ خَبِيرًۢا ١١ بَلْ ظَنَنتُمْ أَن لَّن
يَنقَلِبَ ٱلرَّسُولُ وَٱلْمُؤْمِنُونَ إِلَىٰٓ أَهْلِيهِمْ أَبَدًا وَزُيِّنَ ذَٰلِكَ فِى
قُلُوبِكُمْ وَظَنَنتُمْ ظَنَّ ٱلسَّوْءِ وَكُنتُمْ قَوْمًۢا بُورًا ١٢ وَمَن لَّمْ يُؤْمِنۢ
بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ فَإِنَّآ أَعْتَدْنَا لِلْكَٰفِرِينَ سَعِيرًا ١٣ وَلِلَّهِ مُلْكُ
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ يَغْفِرُ لِمَن يَشَآءُ وَيُعَذِّبُ مَن يَشَآءُ
وَكَانَ ٱللَّهُ غَفُورًا رَّحِيمًا ١٤ سَيَقُولُ ٱلْمُخَلَّفُونَ إِذَا
ٱنطَلَقْتُمْ إِلَىٰ مَغَانِمَ لِتَأْخُذُوهَا ذَرُونَا نَتَّبِعْكُمْ يُرِيدُونَ
أَن يُبَدِّلُوا۟ كَلَٰمَ ٱللَّهِ قُل لَّن تَتَّبِعُونَا كَذَٰلِكُمْ قَالَ ٱللَّهُ مِن قَبْلُ
فَسَيَقُولُونَ بَلْ تَحْسُدُونَنَا بَلْ كَانُوا۟ لَا يَفْقَهُونَ إِلَّا قَلِيلًا ١٥



(10) Эй Паёмбар, яқинан касоне, ки қабл аз бастани созишномаи Сулҳи Ҳудайбия дар “**Байъати Ризвон**” бо ту дар бораи ҷанг алайҳи мушрикони Макка аҳд[1] мебанданд, онҳо дар ҳақиқат бо Аллоҳ (ч) аҳд мебанданд.[2] Зеро мӯъминонро ба ҷангидан алайҳи онҳо Аллоҳ (ч) амр намуда, дар ивазаш аҷрашон медиҳад. Вақти байъат **дасти бемисли** Аллоҳ (ч) бар рӯи дасти онҳо буд. Аллоҳ (ч) аз ҳамаи аҳволашон огоҳӣ дорад. Ҳеҷ амалашон аз Парвардигор пӯшида намемонад. Пас, ҳар ки аҳди худро оид ба мадад расонидани дин шикаста, ба он вафо накунад, бегумон зарари аҳдшиканиаш ба худаш бозмегардад, Аллоҳ (ч) аз он зиён намебинад. Ва ҳар ки бар аҳди бо Аллоҳ (ч) бастаи хеш вобаста ба ёрӣ додани динаш вафо кунад, пас Аллоҳ (ч) барояш подоши бузурги ҷаннатро хоҳад дод.

(11) Эй Паёмбар, ба зудӣ вақте аз Сулҳи Ҳудайбия бармегардӣ, он бодияшинҳое, ки Аллоҳ (ч) онҳоро аз ҳамсафариат ба сӯи Макка вопас гузошт, ба ту мегӯянд: “**Моро аз ҳамсафариат нигоҳубини молҳо ва фарзандонамон машғул сохт. Пас аз Аллоҳ (ч) барои гуноҳонамон омурзиш бихоҳ.**” Мунофиқон бо забонашон аз Паёмбар (с) дархости омурзиши гуноҳро мекунанд, вале он дар қалбашон нест. Чунки эшон ҳанӯз аз гуноҳонашон тавба накардаанд. Ба онҳо бигӯ: “**Агар Аллоҳ (ч) ба шумо некӣ хоҳад ё агар ба шумо бадӣ хоҳад, ҳеҷ кас бароятон аз қудрати Аллоҳ (ч) чизеро боз дошта наметавонад.[3] Балки Аллоҳ (ч) аз он чи анҷом медиҳед, Бохабар аст. Ҳеҷ амали шумо ҳарчанд бикӯшед, ки онро махфӣ нигоҳ доред, аз Ӯ пинҳон намемонад.**”

(12) Баҳонаи пешовардаатон вобаста ба худдорӣ аз ҳамсафарӣ бо Расули Аллоҳ воқеият надорад, балки шумо гумон доштед, ки Расули Аллоҳ ва мӯъминон ҷумлагӣ ҳалок мегарданд ва минбаъд ба Мадина ҳаргиз барнамегарданд. Ва Шайтон инро дар қалбатон ороиш дод ва нисбат ба Аллоҳ (ч) бадгумонӣ кардед, ки гӯё динашро ёрӣ намедиҳад ва шумо ба сабаби бадгумонӣ дар ҳаққи Ӯ ва тарки ҳамраҳии Расулаш қавми ҳалокшуда гаштед.

(13) Ва ҳар ки ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш имон наорад, пас вай кофир аст ва Мо барои кофирон оташи шӯълавари шадидро омода сохтаем. Рӯзи қиёмат бо он оташ азоб дода мешаванд.

(14) Ва фармонравоии осмонҳо ва замин ягона аз Аллоҳ (ч) аст. Аз бандагонаш гуноҳи ҳар киро хоҳад, бахшида, ӯро бо фазлаш ба ҷаннат медарорад ва ҳар киро хоҳад, аз рӯи адлаш азоб мекунад. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакор бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

(15) Вақте шумо мӯъминон барои гирифтани ғаниматҳои Хайбар, ки Худо онро баъд аз Сулҳи Ҳудайбия бароятон ваъда намуд, биравед, яқинан бодиянишиноне, ки Худо онҳоро аз ҳамраҳии Паёмбараш дар сафари Макка вопас гузошт, хоҳанд гуфт: “**Моро гузоред, то бо шумо барои гирифтани амволи ғанимат биравем.**” Онҳо бо ин талаби худ мехоҳанд ваъдаи Худоро, ки ғаниматҳои Хайбар хос ба мӯъминон дода мешавад, тағйир диҳанд. Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Шумо ҳаргиз аз дунболи мо нахоҳед омад. Аллоҳ (ч) қабл аз бозгаштамон аз Сулҳи Ҳудайбия чунин ҳукм кардааст, ки ғаниматҳои Хайбар танҳо ба иштирокчиёни он Сулҳ мутааллиқ аст.**” Пас бегумон онҳо хоҳанд гуфт: “**Шумо моро аз он ки ҳамроҳатон ба Хайбар равем, бо амри илоҳӣ боз намедоред, балки нисбатамон ҳасад доред.**” Кор он гуна ки ин бодиянишинон мепиндоранд, нест, балки онҳо аз амр ва наҳйи илоҳӣ ба ҷуз андаки он ҳеҷ чизеро намефаҳманд. Аз ин сабаб, ба гуноҳ даст мезананд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҷойгоҳи **Байъати Ризвон** назди Худо бузург аст. Саҳобагони дар он ширкаткарда беҳтарин инсонҳои рӯи заминанд;

2.Бадгумонӣ дар ҳаққи Худо аз сабабҳои воқеъшавӣ дар маъсият буда, гоҳо шахсро ба куфр мерасонад;

3.Бандагони дорои имони заиф ҳангоми душворӣ кам ва ҳангоми ҷамъоварии ғанимат ва роҳат зиёд мешаванд.

1. Калимаи “**байъат**” ба маънои “**аҳд бастан барои нусрати дин ва итоат аз Худову Расул**” аст. (**Мутарҷим**)
2. Муфассирон мегӯянд, дар ин оят сабаби ба ҷои **замони гузашта** истифодашавии **замони оянда** дар он аст, ки он рухдоди бузурги байъат пеши назар оварда шавад. Гӯё ҳодисаи мазкур дар замони нузули оят ба вуқӯъ пайваста аст. (**Мутарҷим**)
3. Ҷумлаи “**فمن يملك لكم من الله شيئا**” бо такя ба тафсири Имом Алусӣ (р) тарҷума шуда аст. (**Мутарҷим**)
4. Имом Алусӣ (р) мегӯяд, калимаи “**كان**” метавонад ба маънои “**صار**” бошад. (**Мутарҷим**)

قُل لِّلْمُخَلَّفِينَ مِنَ ٱلْأَعْرَابِ سَتُدْعَوْنَ إِلَىٰ قَوْمٍ أُو۟لِى بَأْسٍ شَدِيدٍ
تُقَٰتِلُونَهُمْ أَوْ يُسْلِمُونَ ۖ فَإِن تُطِيعُوا۟ يُؤْتِكُمُ ٱللَّهُ أَجْرًا حَسَنًا ۖ
وَإِن تَتَوَلَّوْا۟ كَمَا تَوَلَّيْتُم مِّن قَبْلُ يُعَذِّبْكُمْ عَذَابًا أَلِيمًا ﴿١٦﴾ لَّيْسَ
عَلَى ٱلْأَعْمَىٰ حَرَجٌ وَلَا عَلَى ٱلْأَعْرَجِ حَرَجٌ وَلَا عَلَى ٱلْمَرِيضِ حَرَجٌ ۗ
وَمَن يُطِعِ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ يُدْخِلْهُ جَنَّٰتٍ تَجْرِى مِن تَحْتِهَا
ٱلْأَنْهَٰرُ ۖ وَمَن يَتَوَلَّ يُعَذِّبْهُ عَذَابًا أَلِيمًا ﴿١٧﴾ ۞ لَّقَدْ رَضِىَ ٱللَّهُ الحزب ٥٢
عَنِ ٱلْمُؤْمِنِينَ إِذْ يُبَايِعُونَكَ تَحْتَ ٱلشَّجَرَةِ فَعَلِمَ مَا فِى
قُلُوبِهِمْ فَأَنزَلَ ٱلسَّكِينَةَ عَلَيْهِمْ وَأَثَٰبَهُمْ فَتْحًا قَرِيبًا ﴿١٨﴾ وَمَغَانِمَ
كَثِيرَةً يَأْخُذُونَهَا ۗ وَكَانَ ٱللَّهُ عَزِيزًا حَكِيمًا ﴿١٩﴾ وَعَدَكُمُ ٱللَّهُ
مَغَانِمَ كَثِيرَةً تَأْخُذُونَهَا فَعَجَّلَ لَكُمْ هَٰذِهِۦ وَكَفَّ أَيْدِىَ
ٱلنَّاسِ عَنكُمْ وَلِتَكُونَ ءَايَةً لِّلْمُؤْمِنِينَ وَيَهْدِيَكُمْ صِرَٰطًا
مُّسْتَقِيمًا ﴿٢٠﴾ وَأُخْرَىٰ لَمْ تَقْدِرُوا۟ عَلَيْهَا قَدْ أَحَاطَ ٱللَّهُ بِهَا ۚ
وَكَانَ ٱللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ شَىْءٍ قَدِيرًا ﴿٢١﴾ وَلَوْ قَٰتَلَكُمُ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ لَوَلَّوُا۟ ٱلْأَدْبَٰرَ ثُمَّ لَا يَجِدُونَ وَلِيًّا وَلَا نَصِيرًا ﴿٢٢﴾ سُنَّةَ
ٱللَّهِ ٱلَّتِى قَدْ خَلَتْ مِن قَبْلُ ۖ وَلَن تَجِدَ لِسُنَّةِ ٱللَّهِ تَبْدِيلًا ﴿٢٣﴾



(16) Эй Паёмбар, ба бодиянишинони аз ҳамраҳии ту ба сӯи Макка вопасмондашуда бо мақсади санҷиш бигӯ: **"Ба зудӣ шумо ба ҷанги қавме даъват мешавед, ки дар набард соҳиби нерӯи шадиданд. Бо онҳо дар роҳи Худо меҷангед ё бидуни ҷанг ислом меоранд. Пас, агар аз фармони Худо дар даъват ба ҷанг бо қавми мавсуф итоат кунед, бароятон аҷри неки ҷаннатро медиҳад. Ва агар аз итоати фармонаш рӯ гардонед /чунончи қаблан аз ҳамраҳии Паёмбар (с) ба Макка худдорӣ намудед/ шуморо ба уқубати бағоят дардовар гирифтор месозад."**

(17) Бар шахсони маъзур ба мисли нобино ё ланг ё бемор /**агар аз ширкат дар набарди душман вопас нишинанд**/ ҳеҷ гуноҳе нест.[1] Ва ҳар ки аз Аллоҳ (ч) ва Расулаш итоат кунад, Аллоҳ (ч) ӯро ба бӯстонҳое ворид месозад, ки аз зери қасрҳо ва дарахтонаш рӯдҳо ҷорӣ мебошанд ва ҳар ки аз итоати Аллоҳу Расулаш рӯй тобад, Аллоҳ (ч) ӯро ба азоби ниҳоят дардовар мабтало мегардонад.

(18) Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) аз мӯъминон ҳамон вақте ки дар Сулҳи Ҳудайбия зери он дарахт бо ту аҳд мебастанд,[2] розӣ гашт. Замоне бо ту аҳд бастанд, Аллоҳ (ч) имону ихлос ва сидқи дилҳояшонро медонист, пас дар дилҳояшон оромишро эҷод намуд ва дар ивази аз даст додани духули Макка ба онҳо бо фатҳи наздик (**фатҳи Хайбар**) подош дод.

(19) Ва Худо ба онҳо ғаниматҳои зиёдеро ато кард, ки онро аз аҳли Хайбар мегиранд. Ва яқинан Худо Зоти Ғолиби дар офариниш, тақдир ва чорасозии корҳои бандагон Боҳикмат аст.

(20) Эй мӯъминон, Аллоҳ (ч) бароятон ғаниматҳои бисёреро ваъда додааст, ки онро дар кишваркушоиҳои минбаъда ба даст меоред. Пас, ба шумо ин ғаниматҳои Хайбарро зуд ато намуд. Ва вақте ки яҳудиҳо баъд аз шумо қасди ба хонадонатон осеб расониданро карданд, Худо дастонашонро аз зарари шумо боз дошт. Ва ғаниматҳои Хайбарро зуд насибатон гардонд, то шукри Ӯро ба ҷо оред[3] ва то он молҳои ғанимат барои шумо мӯъминон аломати аз сӯи Парвардигор ёрӣ ва дастгирӣ ёфтанатон гардад ва низ Худо шуморо ба роҳи рост раҳнамоӣ созад.

(21) Ва Аллоҳ (ч) ба шумо ғаниматҳои дигареро ваъда кардааст, ки ҳоло бар ҳосил намудани он қодир нагаштаед.[4] Ягона Аллоҳ (ч) бар он Тавоно аст. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) бо илм ва тадбираш он ғаниматҳоро иҳота кардааст. Ва Аллоҳ (ч) бар ҳама чиз Тавоно аст.

(22) Ва эй мӯъминон, агар кофирон бо шумо биҷанганд, ҳатман бо шикаст рӯбарӯ шуда, аз наздатон пушт гардонида, мегурезанд, сипас ҳеҷ корсоз ва ёрирасоне намеёбанд, ки корашонро сарпарастӣ намояд ва ба онҳо алайҳи шумо ёрӣ диҳад.

(23) Аллоҳ (ч) ғолибияти мӯъминону шикасти кофиронро дар ҳар замону макон қонуни собити тағйирнопазир гардонидааст. Ин қонун қабл аз ин такзибгарон дар байни умматҳои пешин гузаштааст. Ва эй Паёмбар, ҳаргиз барои қонуни Аллоҳ (ч) тағйиротеро намеёбӣ.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Хабар додани Қуръон аз кори ғайбӣ /**мисли кишваркушоиҳои минбаъда аз тарафи мусалмонон**/ далели радношавандаи аз сӯи Худо нозилгашта будани он аст;

2.Аҳкоми шаръӣ бар осонӣ ва нармӣ асос ёфтааст;

3.Худо баъзе аз аҷри саҳобагони иштирокчии Байъати Ризвонро дар ҳамин дунё ато кард ва баъзе аз онро ба охират вогузошт;

4.Ғалабаи аҳли ҳақ бар аҳли ботил қонуни собити илоҳӣ аст.

1. Аҳли тафсир мегӯянд, Худо дар ин оят аз нафарони маъзур гуноҳро нафй карда аст, аммо ширкаташон дар набарди душманро наҳй накарда аст. Агар онҳо бо вуҷуди маъюбӣ дар ҷанг ширкат кунанд, аҷри бештар мегиранд. (**Мутарҷим**)
2. Ин қисмати оят аз иловаҳои банда аст. Тоҳир ибни Ошур (р) ҳарфи "**ف**"-ро "**фои фасеҳа**" мегӯяд, ки қабл аз худ ҷумлаи тақдирӣ дорад ва дар тарҷума аз он истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)
3. Ин қисмати ҷумла бо такя ба маъхазҳои тафсир илова шуда аст. Зеро ҷумлаи минбаъдаи он ба эътибори қавоиди наҳвӣ ба ҷузъи мазкур тааллуқ мегирад. (**Мутарҷим**)
4. Баъзе аз муфассирон мегӯянд, ин оят ишора ба фатҳи Форсу Рум мекунад. (**Мутарҷим**)

سُورَةُ الفَتْح — الجُزْءُ السَّادِسُ وَالعِشْرُونَ

وَهُوَ ٱلَّذِي كَفَّ أَيۡدِيَهُمۡ عَنكُمۡ وَأَيۡدِيَكُمۡ عَنۡهُم بِبَطۡنِ مَكَّةَ مِنۢ
بَعۡدِ أَنۡ أَظۡفَرَكُمۡ عَلَيۡهِمۡۚ وَكَانَ ٱللَّهُ بِمَا تَعۡمَلُونَ بَصِيرًا ٢٤
هُمُ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ وَصَدُّوكُمۡ عَنِ ٱلۡمَسۡجِدِ ٱلۡحَرَامِ
وَٱلۡهَدۡيَ مَعۡكُوفًا أَن يَبۡلُغَ مَحِلَّهُۥۚ وَلَوۡلَا رِجَالٞ مُّؤۡمِنُونَ وَنِسَآءٞ
مُّؤۡمِنَٰتٞ لَّمۡ تَعۡلَمُوهُمۡ أَن تَطَـُٔوهُمۡ فَتُصِيبَكُم مِّنۡهُم مَّعَرَّةُۢ
بِغَيۡرِ عِلۡمٖۖ لِّيُدۡخِلَ ٱللَّهُ فِي رَحۡمَتِهِۦ مَن يَشَآءُۚ لَوۡ تَزَيَّلُواْ لَعَذَّبۡنَا
ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ مِنۡهُمۡ عَذَابًا أَلِيمًا ٢٥ إِذۡ جَعَلَ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْ
فِي قُلُوبِهِمُ ٱلۡحَمِيَّةَ حَمِيَّةَ ٱلۡجَٰهِلِيَّةِ فَأَنزَلَ ٱللَّهُ سَكِينَتَهُۥ
عَلَىٰ رَسُولِهِۦ وَعَلَى ٱلۡمُؤۡمِنِينَ وَأَلۡزَمَهُمۡ كَلِمَةَ ٱلتَّقۡوَىٰ
وَكَانُوٓاْ أَحَقَّ بِهَا وَأَهۡلَهَاۚ وَكَانَ ٱللَّهُ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٗا ٢٦
لَّقَدۡ صَدَقَ ٱللَّهُ رَسُولَهُ ٱلرُّءۡيَا بِٱلۡحَقِّۖ لَتَدۡخُلُنَّ ٱلۡمَسۡجِدَ
ٱلۡحَرَامَ إِن شَآءَ ٱللَّهُ ءَامِنِينَ مُحَلِّقِينَ رُءُوسَكُمۡ وَمُقَصِّرِينَ
لَا تَخَافُونَۖ فَعَلِمَ مَا لَمۡ تَعۡلَمُواْ فَجَعَلَ مِن دُونِ ذَٰلِكَ
فَتۡحٗا قَرِيبًا ٢٧ هُوَ ٱلَّذِيٓ أَرۡسَلَ رَسُولَهُۥ بِٱلۡهُدَىٰ وَدِينِ
ٱلۡحَقِّ لِيُظۡهِرَهُۥ عَلَى ٱلدِّينِ كُلِّهِۦۚ وَكَفَىٰ بِٱللَّهِ شَهِيدٗا ٢٨

٥١٤

(24) Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки вақте тақрибан ҳаштод нафар мушрик дар Ҳудайбия[1] омада, хостанд ба шумо осеб расонанд, дастони онҳоро аз шумо ва дастони шуморо аз онҳо боз дошт. Шумо он мушриконро накуштед ва низ озорашон надодед, балки баъд аз он ки Аллоҳ (ч) бар асир гирифтани он дастаи мусаллаҳ қудрататон бахшид ва ғолибатон сохт, онҳоро раҳо намудед. Ва он чи мекунед, Аллоҳ (ч) ба он Бино аст. Ҳеҷ амалатон аз Ӯ пӯшида намемонад.[2]

(25) Онҳо касоне ҳастанд, ки ба Аллоҳ ва Расулаш кофир шуданд ва шуморо аз **Масҷид-ул-ҳаром** манъ карданд ва аз расидани чорвоҳои қурбонӣ ба маҳҳали забҳи худ дар сарзамини Ҳарам пешгирӣ намуда, он чорвоҳо дар нимароҳ боздошта шуданд. Ва агар мардон ва занони боимон, ки онҳоро намешиносед, намебуданд ва хавфи он намерафт, ки онҳоро нашинохта, ҳамроҳи кофирон мекушед, пас бо куштанашон ба шумо, бе огоҳиатон ори гуноҳ ва пардохти хунбаҳо мерасад, ҳатман Аллоҳ (ч) ба шумо фатҳи Маккаро рухсат медод, то Аллоҳ (ч) ба мисли мӯъминони Макка ҳар киро хоҳад, ба раҳмати Хеш дохил созад. Агар дар Макка мӯъминон аз кофирон ҷудо мебуданд, ҳамоно кофирони ин сарзаминро ба азоби дардовар мубтало менамудем.

(26) Замоне, ки кофирон ғурур ва таассуби аҳли ҷоҳилиятро, ки ба барпосозии ҳақиқат алоқае надорад, балки ба хостаи нафс алоқаманд аст, дар дилашон ҷой дода, аз духули Паёмбар (с) дар соли Ҳудайбия ба Макка кибр варзиданд, чунки тарсиданд, ки дар сурати даромадани Паёмбар (с) ба Хонаи Худо онҳо мағлуб маҳсуб мешаванд. Пас Худо аз сӯи Худ бар Паёмбараш ва бар мӯъминон собитқадамӣ ва оромишро фуруд овард, мӯъминон аз ин кори мушрикон ба хашм омаданд, аммо худро идора карда, вокуниш нишон надоданд ва Худо мӯъминонро пойбанди калимаи “**Ло илоҳа иллалоҳ**” ва инчунин пойбанди иҷрои талаботи он сохт, онҳо талаботи калимаи тавҳидро иҷро мекарданд ва ба ин калима аз дигарон сазовортар ва шоистаи он буданд. Зеро Худо хайреро, ки дар қалбашон нуҳуфта буд, медонист. Ва Худо ҳама чизро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ намемонад.

(27) Яқинан Худо ба Расулаш хоби ростро нишон дод. Расули Худо дар хобаш дид, ки ҳатман шумо ёронаш ҳамроҳаш /**агар Худо хоҳад**/[3] дар ҳолате ба Масҷид-ул-ҳаром медароед, ки аз шарри душманон дар амон буда, баъзеатон ҳамчун нишони хотимаёбии маросими ҳаҷ мӯйи сарашро тарошида, баъзеатон онро кӯтоҳ кардаед. Минбаъд аз азияти мушрикон наметарсед. Пас Худо чизеро аз манфиататон медонист, ки шумо намедонистед. Пас Худо қабл аз таҳаққуқи хоби Паёмбар (с) бо вурудаш ба Макка дар он сол, фатҳи наздикеро муқаррар сохт.

Мурод аз ин фатҳ Сулҳи Ҳудайбия ва фатҳи Хайбар буд, ки Худо он ду пирӯзиро бо дасти мӯъминони иштирокчии Созишномаи Сулҳ ба иҷро даровард.

(28) Ва Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки Расулаш Муҳаммад (с)-ро бо баёни равшан ва дини барҳаққи Ислом фиристод, то онро бар ҳамаи динҳои мухолифаш ғолиб созад. Инро Аллоҳ (ч) шоҳидӣ дода ва Ӯ ба сифати Шоҳид басанда аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Манъи мардум аз дин ҷинояти бузург буда, анҷомдиҳандагони он сазовори азоби дардовар мебошанд;

2.Худо ҳамаи корро ба суди бандагон тадбир мекунад, аммо онҳо ба иллати маҳдудияти сатҳи дониши худ онро намефаҳманд;

3.Оятҳои карима бандагонро аз иваз кардани пайванди динӣ ба ғуруру таассуботи аҳли ҷоҳилият барҳазар медоранд;

4.Ғолибияти Ислом қонуни тағйирнопазир ва ваъдаи илоҳӣ аст.

---

1. Мурод аз “**مكة بطن**” (**васати Макка**) дар ин оят “**Ҳудайбия**” аст. (**Мутарҷим**)

2. Ояти мазкур ишора ба ҳодисаест, ки қабл аз бастани созишномаи Сулҳи Ҳудайбия ҳаштод нафар ҷавони мусаллаҳ аз болои кӯҳе ба номи “**Таъим**” фуруд омада, хостанд ба Паёмбар (с) ва саҳобагон осеб расонанд, аммо аз сӯи мусалмонон асир афтода, мавриди афв қарор гирифта, раҳо гаштанд. (**Мутарҷим**)

3. Қайди “**агар Худо хоҳад**” ба он мақсад аст, ки агарчи даромадани онҳо ба Макка амри қатъист, аммо бо ин вуҷуд таҳаққуқ бахшидани он ба хосту қадрати Худо вобаста аст. Бояд мардум қабл аз ҳар кор ин ҷумларо такрор кунанд. (**Мутарҷим**)




(29) Муҳаммад (с) Фиристодаи Худо аст. Ва саҳобагони ҳамроҳаш бо кофирони ҷангҷӯ шадиду сахтгир, аммо байни худ дӯсту меҳрубон ҳастанд. Эй бинанда! Ту онҳоро дар ҳолати рукӯъ ва саҷда мебинӣ, ки аз Аллоҳ (ч) талаб доранд, то бо мағфирати гуноҳон ва додани подоши азим ба онҳо лутф намояд ва аз онҳо розӣ гардад. Аломати дурахшонӣ ва намуди зебояшон дар чеҳраашон аз асарҳои саҷда намоён аст. Ин васфи дар Тавроти Мӯсо (а) нисбаташон ворид шудааст. Ва васфашон дар Инҷили Исо (а) он аст, ки онҳо ба эътибори камол ва ҳамбастагӣ монанди зироате ҳастанд, ки хӯшаҳои хурдашро берун оварда, пас он хӯшаҳо решаҳоро қавӣ созад, пас он зироат баъд аз заифӣ сахт шавад, пас бар танааш рост истад. Қуввату камолаш зироаткоронро ба ҳайрат меорад. Аллоҳ (ч) ёрони Паёмбарашро низ ҳамин гуна гардонидааст, то ба сабаби онҳо кофиронро ба хашм биёрад. Зеро замоне душманон нерӯю камол ва ваҳдати саҳобагонро медиданд, ғазабнок мешуданд. Ва Аллоҳ (ч) ба саҳобагоне, ки имон овардаанд ва амалҳои шоиста анҷом додаанд, мағфирати гуноҳон ва подоши бузурги ҷаннатро ваъда кардааст. Онҳо барои гуноҳонашон муҷозот намешаванд.

**СУРАИ "ҲУҶУРОТ"**
**АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАДИНАИ МУНАВВАРА**
**АЗ РӮИ ТАРТИБ ЧИЛУ НУҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ**
**ДОРОИ ҲАЖДАҲ ОЯТ**

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Муқаррар гардонидани одобу ахлоқи ҷомеаи исломӣ ва барҳазар сохтан аз одобу ахлоқи зишт.

### Тафсир:

(1) Эй мӯъминони пайрави шариат! Дар гуфтору кирдори худ бар Аллоҳ (ч) ва Расулаш пешдастӣ накунед[1] ва бо иҷрои дастурот ва дурӣ аз мамнӯот аз Аллоҳ (ч) битарсед. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) **Шунавандаи** гуфторҳо, **Донандаи** кирдорҳои шумо аст. Ҳеҷ гуфтор ва кирдоратон аз Ӯ пӯшида намемонад.

(2) Эй мӯъминони пайрави шариат! Вақти сӯҳбат бо Расули Аллоҳ одобро риоя карда, садоятонро аз садояш баланд накунед ва номашро ошкор нагиред, чунончи баъзеатон номи баъзеатонро мегиред, балки ӯро меҳрубонона бо васфи "**Эй Паёмбар**" ё "**Эй Расул**" нидо кунед. Аллоҳ (ч) шуморо аз баланд намудани садо ва зикри исми Паёмбараш ба хотири он манъ кардааст, ки хавф меравад савоби аъмолатон бо ин корҳо ботил шавад, ҳол он ки шумо ботил шуданашро ҳис намекунед.

(3) Ба дурустӣ ки он касоне, ки назди Расули Аллоҳ ҳангоми бо вай ҳамсӯҳбат шудан садояшонро паст мекунанд, инҳо касоне мебошанд, ки Аллоҳ (ч) дилашонро ба хотири[2] тақво санҷида, онро аз ҳама навъи олудагиҳо пок сохтааст. Рӯзи қиёмат барояшон мағфирати гуноҳон ва подоши бузурги духули ҷаннат аст.

(4) Эй Паёмбар, ба дурустӣ, он бодиянишиноне, ки туро аз беруни ҳуҷраҳои ҳамсаронат садо мекунанд, аксарияташон мақоми волоятро намедонанд ва ақлашонро ба кор намедароранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бояд мӯъмин бо мӯъмин раҳмдил ва бо кофири ҷангҷӯ сахтгир бошад;
2.Ҳамбастагӣ ва ҳамкорӣ аз ахлоқи саҳобагони Паёмбар (с) буд;
3.Ҳар ки дар қалбаш нисбат ба асҳоби Паёмбар (с) эҳсоси нафрат кунад, хавфи он аст, ки дучори куфр гардад;
4.Риоя кардани адаб бо Паёмбар (с), суннати он кас ва олимони меросбарашон воҷиб мебошад.

---

1, Яъне, бе иҷозати Қуръону суннат амал накунед. (**Мутарҷим**)
2. Пешоянди "ل" дар ояти карима барои ифодаи иллат аст. (**Мутарҷим**)

وَلَوۡ أَنَّهُمۡ صَبَرُواْ حَتَّىٰ تَخۡرُجَ إِلَيۡهِمۡ لَكَانَ خَيۡرٗا لَّهُمۡۚ وَٱللَّهُ غَفُورٞ
رَّحِيمٞ ٥ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓاْ إِن جَآءَكُمۡ فَاسِقُۢ بِنَبَإٖ فَتَبَيَّنُوٓاْ أَن
تُصِيبُواْ قَوۡمَۢا بِجَهَٰلَةٖ فَتُصۡبِحُواْ عَلَىٰ مَا فَعَلۡتُمۡ نَٰدِمِينَ ٦
وَٱعۡلَمُوٓاْ أَنَّ فِيكُمۡ رَسُولَ ٱللَّهِۚ لَوۡ يُطِيعُكُمۡ فِي كَثِيرٖ مِّنَ ٱلۡأَمۡرِ لَعَنِتُّمۡ
وَلَٰكِنَّ ٱللَّهَ حَبَّبَ إِلَيۡكُمُ ٱلۡإِيمَٰنَ وَزَيَّنَهُۥ فِي قُلُوبِكُمۡ وَكَرَّهَ
إِلَيۡكُمُ ٱلۡكُفۡرَ وَٱلۡفُسُوقَ وَٱلۡعِصۡيَانَۚ أُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلرَّٰشِدُونَ ٧
فَضۡلٗا مِّنَ ٱللَّهِ وَنِعۡمَةٗۚ وَٱللَّهُ عَلِيمٌ حَكِيمٞ ٨ وَإِن طَآئِفَتَانِ
مِنَ ٱلۡمُؤۡمِنِينَ ٱقۡتَتَلُواْ فَأَصۡلِحُواْ بَيۡنَهُمَاۖ فَإِنۢ بَغَتۡ إِحۡدَىٰهُمَا
عَلَى ٱلۡأُخۡرَىٰ فَقَٰتِلُواْ ٱلَّتِي تَبۡغِي حَتَّىٰ تَفِيٓءَ إِلَىٰٓ أَمۡرِ ٱللَّهِۚ فَإِن فَآءَتۡ
فَأَصۡلِحُواْ بَيۡنَهُمَا بِٱلۡعَدۡلِ وَأَقۡسِطُوٓاْۖ إِنَّ ٱللَّهَ يُحِبُّ ٱلۡمُقۡسِطِينَ
٩ إِنَّمَا ٱلۡمُؤۡمِنُونَ إِخۡوَةٞ فَأَصۡلِحُواْ بَيۡنَ أَخَوَيۡكُمۡۚ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَ
لَعَلَّكُمۡ تُرۡحَمُونَ ١٠ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لَا يَسۡخَرۡ قَوۡمٞ مِّن قَوۡمٍ
عَسَىٰٓ أَن يَكُونُواْ خَيۡرٗا مِّنۡهُمۡ وَلَا نِسَآءٞ مِّن نِّسَآءٍ عَسَىٰٓ أَن يَكُنَّ خَيۡرٗا
مِّنۡهُنَّۖ وَلَا تَلۡمِزُوٓاْ أَنفُسَكُمۡ وَلَا تَنَابَزُواْ بِٱلۡأَلۡقَٰبِۖ بِئۡسَ ٱلِٱسۡمُ
ٱلۡفُسُوقُ بَعۡدَ ٱلۡإِيمَٰنِۚ وَمَن لَّمۡ يَتُبۡ فَأُوْلَٰٓئِكَ هُمُ ٱلظَّٰلِمُونَ ١١



5 Ва эй Паёмбар, агар бодиянишинон то наздашон баромаданат сабр менамуданд ва баъд аз он бо садои паст ва нарм ҳамроҳат сӯҳбат мекарданд, ин барояшон беҳтар буд. Зеро дар ин сурат эҳтироми туро ба ҷо меоварданд. Ва Худо нисбат ба бандагон Бахшандаи Меҳрубон аст. Гуноҳи он бодиянишинонро, ки аз рӯи нодонӣ хилофи одоб амал карданд, мебахшад.

6 Эй мӯъминони пайрави шариат, агар шахси фосиқе ба шумо аз сӯи қавме хабаре биёрад, пас дар бораи дурустии он таҳқиқ карда, дар тасдиқаш нашитобед зеро агар бе таҳқиқ онро тасдиқ кунед, хавфи он аст, ки бо ҷинояте дар ҳоле ҳақиқат доштанашро намедонед, ба қавме осеб бирасонед, пас чун дурӯғ буданаш маълум шавад, аз кори нисбат ба он бегуноҳон содир кардаи хеш пушаймон гардед.

7 Ва эй мӯъминон, бидонед, ки дар миёни шумо Расули Аллоҳ (ч) аст. Аз сӯи Аллоҳ (ч) барояш пайғом меояд. Аз дурӯғ бипарҳезед. Зеро дар сурати дурӯғ гуфтанатон Аллоҳ (ч) ӯро огоҳ месозад. Расули Аллоҳ он чиро ба суд ва зиёни шумо аст, беҳтар медонад. Агар вай аз шумо дар бисёре аз пешниҳодҳоятон итоат кунад, ҳатман дар ранҷе, ки онро бароятон намехоҳад, гирифтор мегардед. Вале Аллоҳ (ч) бо фазли Худ имонро дар назаратон маҳбуб сохт ва онро дар қалбатон зинат дод ва имон овардед ва куфру беруншавӣ аз тоат ва маъсиятро дар назаратон нафратовар сохт. Ин ҷамоаи бо сифатҳои мазкур васфшуда раҳравони ҳақиқии роҳи дуруст ҳастанд.

8 Ин дар назари шумо маҳбубсозии имон ва нафратовар сохтани куфру фосиқӣ ва гуноҳ, фазл ва неъмати илоҳӣ нисбат ба шумо аст. Ва Аллоҳ (ч) Донои Боҳикмат аст. Бандагони шукргузорашро медонад ва ба онҳо тавфиқ медиҳад. Ҳар чиро бо ҳикматаш дар ҷойи муносиби он мегузорад.

9 Ва эй аҳли имон, агар ду гурӯҳи мӯъминон муқобили ҳамдигар биҷанганд, пас шумо дар байнашон бо даъват намудан ба довар қарор додани ҳукми илоҳӣ мусолаҳа андозед. Пас агар яке аз он ду тараф аз мусолаҳа сарпечӣ карда, бар алайҳи тарафи дигар зулму тааддӣ раво бинад, пас бар муқобили он гурӯҳи золими таҷовузгар биҷангед, то ба сӯи ҳукми Аллоҳ (ч) баргардад. Пас агар онҳо ба сӯи ҳукми Аллоҳ (ч) баргаштанд, пас дар байни ду тараф бо адолату инсоф сулҳ андозед ва дар доварӣ адолат намоед. Яқинан Аллоҳ (ч) шахсони дар довариашон одилро дӯст медорад.

10 Бешак, мӯъминон бародари динии якдигар ҳастанд. Модом ки чунин аст, пас эй мӯъминон байни ду бародаратон агар бо ҳамдигар биҷанганд, сулҳ андозед. Ва  аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои фармонҳо ва парҳез аз манъкардаҳояш битарсед.

11 Эй мӯъминон! Набояд мардоне аз байнатон мардони дигарро масхара кунанд. **Зеро** шояд он шахсони масхарашуда назди Аллоҳ (ч) аз масхаракунандагон беҳтар бошанд.[1] Асосан нисбат ба шахс баҳои Худо эътибор дорад. Ва низ набояд заноне занони дигарро масхара кунанд. **Зеро** шояд он занони масхарашуда назди Аллоҳ (ч) аз занони масхаракунанда беҳтар бошанд. Ва бародарони хештанро айб нагиред, зеро айб гирифтани онҳо дар ҳукми айб гирифтани худи шумо аст ва якдигарро бо лақабҳои нохуш садо накунед. Чунончи қабл аз омадани Паёмбар (с) ба Мадина баъзе аз мардуми ансор чунин мекарданд. Ҳар ки хилофи ин гуфтаҳо амал кунад, пас вай фосиқ аст. Сифати фосиқӣ баъд аз имондорӣ бағоят зишт аст.[2] Ва касоне, ки аз ин гуноҳон тавба накунанд, пас инҳо дар ҳақиқат ситамкор ҳастанд. Бо анҷоми маъсият хешро ба ҷойи ҳалокатовар афканда, бар ҷонашон ситам намудаанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Таҳқиқи дурустии ахбор, ба хусус агар ровиёни онҳо ба фосиқӣ муттаҳам бошанд, фарз аст;

2.Ислоҳи тарафҳои даргири мусалмонон фарз ва ҷанг муқобили тоифаи таҷовузкори аз мусолаҳа сарпеч шаръан ҷоиз аст;

3.Эҷоди мусолаҳа байни мӯъминон ва дурӣ ҷустан аз тамасхур, таъну айб ва лақабҳои нописанд, ки ин корҳо ҳиссиёти шахсро халалдор месозанд, аз ҷумлаи ҳуқуқи бародарии имонӣ аст.

1. Азбаски Имом Алусӣ (р) мегӯяд, ин оят ҳамчун иллати наҳйи зикршуда аст, банда дар тарҷума калимаи “**Зеро**” ва дар дуюм “**Чунки**”-ро овардам. (**Мутарҷим**)

2. Ин ишора ба он аст, ки амалҳои мазкур соҳибашро фосиқ мегардонад. (**Мутарҷим**)

يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱجۡتَنِبُواْ كَثِيرٗا مِّنَ ٱلظَّنِّ إِنَّ بَعۡضَ ٱلظَّنِّ
إِثۡمٞۖ وَلَا تَجَسَّسُواْ وَلَا يَغۡتَب بَّعۡضُكُم بَعۡضًاۚ أَيُحِبُّ أَحَدُكُمۡ أَن
يَأۡكُلَ لَحۡمَ أَخِيهِ مَيۡتٗا فَكَرِهۡتُمُوهُۚ وَٱتَّقُواْ ٱللَّهَۚ إِنَّ ٱللَّهَ
تَوَّابٞ رَّحِيمٞ ١٢ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ إِنَّا خَلَقۡنَٰكُم مِّن ذَكَرٖ وَأُنثَىٰ وَجَعَلۡنَٰكُمۡ
شُعُوبٗا وَقَبَآئِلَ لِتَعَارَفُوٓاْۚ إِنَّ أَكۡرَمَكُمۡ عِندَ ٱللَّهِ أَتۡقَىٰكُمۡۚ إِنَّ ٱللَّهَ
عَلِيمٌ خَبِيرٞ ١٣ ۞قَالَتِ ٱلۡأَعۡرَابُ ءَامَنَّاۖ قُل لَّمۡ تُؤۡمِنُواْ وَلَٰكِن
قُولُوٓاْ أَسۡلَمۡنَا وَلَمَّا يَدۡخُلِ ٱلۡإِيمَٰنُ فِي قُلُوبِكُمۡۖ وَإِن تُطِيعُواْ ٱللَّهَ
وَرَسُولَهُۥ لَا يَلِتۡكُم مِّنۡ أَعۡمَٰلِكُمۡ شَيۡـًٔاۚ إِنَّ ٱللَّهَ غَفُورٞ رَّحِيمٌ ١٤
إِنَّمَا ٱلۡمُؤۡمِنُونَ ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ بِٱللَّهِ وَرَسُولِهِۦ ثُمَّ لَمۡ يَرۡتَابُواْ
وَجَٰهَدُواْ بِأَمۡوَٰلِهِمۡ وَأَنفُسِهِمۡ فِي سَبِيلِ ٱللَّهِۚ أُوْلَٰٓئِكَ هُمُ
ٱلصَّٰدِقُونَ ١٥ قُلۡ أَتُعَلِّمُونَ ٱللَّهَ بِدِينِكُمۡ وَٱللَّهُ يَعۡلَمُ مَا فِي
ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِي ٱلۡأَرۡضِۚ وَٱللَّهُ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٞ ١٦ يَمُنُّونَ
عَلَيۡكَ أَنۡ أَسۡلَمُواْۖ قُل لَّا تَمُنُّواْ عَلَيَّ إِسۡلَٰمَكُمۖ بَلِ ٱللَّهُ يَمُنُّ
عَلَيۡكُمۡ أَنۡ هَدَىٰكُمۡ لِلۡإِيمَٰنِ إِن كُنتُمۡ صَٰدِقِينَ ١٧ إِنَّ ٱللَّهَ يَعۡلَمُ
غَيۡبَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلۡأَرۡضِۚ وَٱللَّهُ بَصِيرُۢ بِمَا تَعۡمَلُونَ ١٨



(12) Эй мӯъминони пайрави шариат, аз бисёри гумонҳои беасоси аз сабаб ва бурҳон холӣ бипарҳезед. Яқинан баъзеи гумонҳо /**ба мисли бадгумонӣ нисбат ба шахси зоҳиран солеҳ**/ гуноҳ аст ва айбҳои мӯъминонро ҷустуҷӯй ва ҷосусӣ накунед[1] ва аз ғайбати якдигар дурӣ биҷӯед. **Ғайбат дар ҳоли адами ҳузури бародари мӯъмин гуфтани сухане аст, ки агар онро шунавад, меранҷад.** Оё касе аз шумо дӯст медорад, ки гӯшти бадани бародари мурдаашро[2] бихӯрад?! Пас, шумо ин корро намеписандед ва аз он нафрат доред. Модом ки аз хӯрдани гӯшти бадани бародаратон нафрат доред, аз ғайбаташ низ боз истед. Зеро ғайбати мӯъмин дар ҳукми истеъмоли гӯшти ӯст. Ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои амр ва парҳез аз наҳйяш битарсед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Тавбапазири Меҳрубон аст.

(13) Эй мардум! Ба дурустӣ ки Мо шуморо аз як ҷинси мард ва зан ба исми Одаму Ҳавво офаридем. Азбаски ҳамаи шумо аз як аслу насаб ҳастед, ҳақ надоред баъзе бар баъзеи дигар бо насаб фахр кунед. Ва Мо шуморо баъд аз офаридан миллатҳо ва қабилаҳои бисёр ва дар замин пароканда сохтем, то ҳамдигарро бишиносед, на ин ки бар якдигар аз миллату қабилаи худ бифахред. Чунки имтиёзи асосиатон аз якдигар тақво аст. Яқинан гиромитаринатон назди Аллоҳ (ч) парҳезкортарини шумо аст. Бегумон Аллоҳ (ч) Зоти Донои Бохабар аст. Аҳволи шуморо медонад ва аз нуқсону камолатон пурра огоҳ аст. Ҳеҷ чизи шумо аз Ӯ пӯшида нест.

(14) Баъзе аз аҳли бодия назди Паёмбар (с) омада гуфтанд: “**Мо ба Худо ва Расулаш имон овардаем.**” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Шумо имон наовардаед, вале “Таслим шудаем ва мутеъ гаштаем” бигӯед ва ҳанӯз имон ба дилатон роҳ наёфтааст, аммо интизор меравад, ки он дар оянда ба он роҳ ёбад. Ва эй бодиянишинон, агар шумо дар имону амали нек аз Аллоҳ (ч) ва Расулаш итоат кунед, Аллоҳ (ч) аз амалҳоятон чизеро кам намесозад. Шакке нест, ки Аллоҳ (ч) дар ҳаққи бандагон бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.**”

(15) Яқинан мӯъминони ҳақиқӣ касоне ҳастанд, ки ба Аллоҳ (ч) ва Расулаш имон оварда, сипас дар эътиқодашон шак накардаанд ва бо молашон ва ҷонашон дар роҳи Аллоҳ (ч) ҷиҳод карда, аз сарфи он ду бухл наварзидаанд. Ин соҳибони сифатҳои номбаршуда дар ҳақиқат мӯъминони содиқ мебошанд.

(16) Эй Паёмбар, ба ин бодиянишинон бигӯ: “**Оё мехоҳед Аллоҳ (ч)-ро дар бораи дини хештан огоҳ созед, ҳол он ки Аллоҳ (ч) ҳар он чи дар осмонҳо ва ҳар он чи дар замин аст, ҳамаро медонад ва Аллоҳ (ч) Донандаи кулли чизҳост. Барои ҳамин, Ӯ ниёзманди он нест, ки аз динатон огоҳаш гардонед.**”

(17) Эй Паёмбар, ин бодиянишинон ислом оварданашонро бар ту миннат мекунанд. Ба онҳо бигӯ: “**Ислом оварданатонро бар ман миннат накунед. Зеро нафъи он /агар ҳосил шавад/ ба худи шумо бармегардад. Балки агар шумо дар даъвоятон оиди пазируфтани Ислом содиқед, Аллоҳ (ч) бар шумо миннат мениҳад, ки бароятон тавфиқи ҳидоят ба сӯи имонро додааст.**”

(18) Бешубҳа, Аллоҳ (ч) рози осмонҳо ва заминро медонад. Ҳеҷ чиз аз Ӯ пӯшида нест. Ва ҳар он чи анҷом медиҳед, Аллоҳ (ч) ба он **Бино** аст. Ҳеҷ амалатон аз Ӯ махфӣ нест ва шумо барои неку бади он ҷазои худро мегиред.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бадгумонӣ дар ҳаққи шахсони солеҳ гуноҳ, аммо бо бадгумонӣ ҳазар аз бадкорон раво аст;

2.Ягонагии аслу насаби фарзандони Одам (а) тақозо мекунад, ки набояд касе аз насабаш ифтихор намояд;

3.Имон танҳо даъвои забонии аз боварии қалбӣ тиҳӣ нест, балки он “иқрор ба забон, тасдиқ ба қалб ва амал ба аъзои ҷисм” аст;

4.Ҳидояти тавфиқ ягона дар ихтиёри Худо ва маҳз лутфи Ӯст.

---

1. Агарчи муаллифон дар матни китоб ҷосусиро ба маънои ҷустуҷӯи айби мӯъминон тафсир кардаанд, банда калимаи ҷосусиро низ зикр кардам, то доираи васеи маънои оят боқӣ бимонад. Зеро **ҷосусӣ** ба маънои дар забони тоҷикӣ маъруф, агар ба зарари мӯъминон анҷом ёбад, гуноҳи кабира буда, зери наҳйи ҳамин ояти карима дохил мебошад. (**Мутарҷим**)

2. Калимаи “**ميتا**” дар оят аз нигоҳи наҳви арабӣ ифодагари ҳолати калимаи “**бародар**” аст. Аммо банда ба эътибори он ки **ҳол** ва **соҳибҳол** дар асл сифат ва мавсуфанд, онро ҳамчун сифати калимаи “**бародар**” тарҷума кардам, то маъно возеҳтар ифода гардад. (**Мутарҷим**)

ترتيبها ٥٠ — سُورَةُ قٓ — آياتها ٤٥

بِسۡمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحۡمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

قٓۚ وَٱلۡقُرۡءَانِ ٱلۡمَجِيدِ ١ بَلۡ عَجِبُوٓاْ أَن جَآءَهُم مُّنذِرٞ مِّنۡهُمۡ
فَقَالَ ٱلۡكَٰفِرُونَ هَٰذَا شَيۡءٌ عَجِيبٌ ٢ أَءِذَا مِتۡنَا وَكُنَّا تُرَابٗاۖ ذَٰلِكَ
رَجۡعُۢ بَعِيدٞ ٣ قَدۡ عَلِمۡنَا مَا تَنقُصُ ٱلۡأَرۡضُ مِنۡهُمۡۖ وَعِندَنَا كِتَٰبٌ
حَفِيظُۢ ٤ بَلۡ كَذَّبُواْ بِٱلۡحَقِّ لَمَّا جَآءَهُمۡ فَهُمۡ فِيٓ أَمۡرٖ مَّرِيجٍ ٥
أَفَلَمۡ يَنظُرُوٓاْ إِلَى ٱلسَّمَآءِ فَوۡقَهُمۡ كَيۡفَ بَنَيۡنَٰهَا وَزَيَّنَّٰهَا
وَمَا لَهَا مِن فُرُوجٖ ٦ وَٱلۡأَرۡضَ مَدَدۡنَٰهَا وَأَلۡقَيۡنَا فِيهَا رَوَٰسِيَ
وَأَنۢبَتۡنَا فِيهَا مِن كُلِّ زَوۡجِۢ بَهِيجٖ ٧ تَبۡصِرَةٗ وَذِكۡرَىٰ لِكُلِّ عَبۡدٖ
مُّنِيبٖ ٨ وَنَزَّلۡنَا مِنَ ٱلسَّمَآءِ مَآءٗ مُّبَٰرَكٗا فَأَنۢبَتۡنَا بِهِۦ جَنَّٰتٖ
وَحَبَّ ٱلۡحَصِيدِ ٩ وَٱلنَّخۡلَ بَاسِقَٰتٖ لَّهَا طَلۡعٞ نَّضِيدٞ ١٠ رِّزۡقٗا
لِّلۡعِبَادِۖ وَأَحۡيَيۡنَا بِهِۦ بَلۡدَةٗ مَّيۡتٗاۚ كَذَٰلِكَ ٱلۡخُرُوجُ ١١ كَذَّبَتۡ قَبۡلَهُمۡ
قَوۡمُ نُوحٖ وَأَصۡحَٰبُ ٱلرَّسِّ وَثَمُودُ ١٢ وَعَادٞ وَفِرۡعَوۡنُ وَإِخۡوَٰنُ
لُوطٖ ١٣ وَأَصۡحَٰبُ ٱلۡأَيۡكَةِ وَقَوۡمُ تُبَّعٖۚ كُلّٞ كَذَّبَ ٱلرُّسُلَ فَحَقَّ وَعِيدِ
١٤ أَفَعَيِينَا بِٱلۡخَلۡقِ ٱلۡأَوَّلِۚ بَلۡ هُمۡ فِي لَبۡسٖ مِّنۡ خَلۡقٖ جَدِيدٖ ١٥



## СУРАИ "ҚОФ"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОҲУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ЧИЛУ ПАНҶ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бедор сохтани дилҳои ғофил барои дарки ҳақиқати зиндашавии баъд аз марг, подоши қиёмат, саҳнаҳои он рӯз ва фаҳмидани далелҳои марбут ба ин боварҳои номбаршуда.

### Тафсир:

(1)"**Қоф.**" Дар ибтидои сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

Ба Қуръони карими дорои хайру баракат ва маънои зиёд савганд, ки шумо бандагон рӯзи қиёмат яқинан барои бозпурсӣ ва гирифтани подош зинда гардонида мешавед.

(2)Эй Паёмбар, иллати аз ҷониби кофирон инкорсозии динат он нест, ки онҳо аз ту тавақҷӯи дурӯғро дошта бошанд, зеро ҷумлагӣ туро ба сифати марди ростқавл мешиносанд, балки аз он тааҷҷуб кардаанд, ки ба онҳо на аз навъи фариштагон, балки аз навъи худашон паёмбари бимдиҳанда омадааст. Пас кофирон бо ҳайрат мегӯянд: "**Аз байни инсонҳо омадани паёмбар кори ниҳоят тааҷҷубовар аст**.

(3)**Оё вақте мемирем ва хок мегардем, дубора зинда карда мешавем?! Ин бозгашти рӯҳ ба ҷасад баъд аз пӯсидани он дар хок ва аз нав зиндашавӣ кори номумкин аст. Ин кор ба ақламон рост намеояд.**"

(4)Ба дурустӣ ки Мо ҳар он чиро замин аз ҷисми онҳо мехӯрад ва фано месозад, медонем. Ҳеҷ зарраи онҳо аз Мо пӯшида намемонад. Ва назди Мо Китобест, ки тамоми тақдироти онҳоро дар зиндагӣ ва баъд аз он ба таври муфассал ҳифз мекунад.[1]

(5)Балки ин мушрикон вақте Паёмбар (с) Қуръонро ба онҳо овард, онро дурӯғ шумурданд. Пас эшон дар кори ошуфта ва омехтае қарор доранд. Қалбашон дар такзибашон ором нест. Оиди Қуръон назарҳои мухталиф дошта, гоҳо онро ҷоду ва гоҳо шеъру фолбинӣ меҳисобанд.

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ аз тарафи мушрикон мавриди такзиб қарор гирифтани растохезро зикр кард, дар оятҳои зерин далелҳои вуқӯи онро баён намуда мегӯяд:

(6)Оё ин такзибгарони растохез аз аломатҳои қудрати илоҳӣ дар коинот рӯй гардонида, дар бораи осмони боли сарашон бо тафаккур нигоҳ накарданд, ки Мо онро чӣ гуна офарида, бо ситорагон зинаташ додем, ҳол он ки он ҳеҷ сурохие надошта, аз ҳамаи айбу нуқсон солим аст?! Он Парвардигоре, ки осмонро ба ин назму низом офарид, ҳаргиз аз зинда кардани мурдагон оҷизӣ намекашад.

(7)Ва заминро барои имконпазир гаштани сукунати бандагонамон густаронидем ва дар он кӯҳҳои устуворро фурӯ афкандем, то заминро устувор нигоҳ дорад ва дар он ҳар навъи гиёҳ ва дарахти зебоманзарро рӯёнидем.

(8)Мо тамоми ин мавҷудотро ба хотири бино гардонидан[2] ва панд додани ҳар бандаи бо ибодат ба сӯи Худо бозгарданда офаридем.

(9)Ва Мо аз осмон оби дорои хайру нафъи зиёдеро фуруд овардем. Пас ба воситаи он об боғҳо ва низ он чиро ба мисли донаи ҷаву гандум ва ғайри он, ки ҷамъоварӣ мекунед, рӯёнидем.

(10)Ва ба воситаи он об дарахтони баланди хурморо халқ намудем, дар ҳоле ки шукуфаҳояш рӯи ҳаманд.

(11)Ҳамаи инро барои ризқи бандагон рӯёнидем. Ва низ бо он об барои замини хушкидаи бегиёҳ ҳаёт бахшидем. Он гуна ки Мо замини мурдаро бо рехтани борон зинда сохтем, ҳамин гуна ба мурдагон ҳаёт мебахшем ва онҳо аз қабр зинда берун меоянд.

(12)Эй Расули Мо, қабл аз ин такзибкунандагони қавмат умматҳои зиёде паёмбаронашонро дурӯғгӯй ҳисобидаанд. Қавми Нӯҳ ва Асҳоби Чоҳ ва Самуд Паёмбарони Худоро дурӯғгӯй донистанд.

(13)Ва қавми Од ва Фиръавн ва қавми Лут паёмбаронро дурӯғгӯй ҳисобиданд.

(14)Ва қавми Шуайби сокинони деҳаи дорои дарахтони печида ва қавми Туббаъ /**подшоҳи Яман**/ паёмбаронашонро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Ҳамаи инҳо фиристодагони Худоро такзиб кардаанд. Пас бар онҳо азоби ваъдадодаи Аллоҳ (ч) қатъӣ гардид.

(15)Оё Мо аз офариниши нахустини шумо оҷизӣ кашидаем, ки аз дубора зинда гардониданатон оҷизӣ бикашем?! Балки онҳо дар бораи офариниши ҷадиди баъд аз марг дар ҳайратанд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мушрикон нубуввати як касро номумкин мешуморанд, аммо аз бахшидани сифати худоӣ ба як санг шарм намедоранд;

2.Халқ кардани осмонҳову замин, фуруд овардани борон, зинда сохтани табиати мурда ва офаридани аввалини инсон далелҳои исботкунандаи растохез аст;

3.Такзиби паёмбарон одати умматҳои қадима буда, уқубати ин тоифа қонуни тағйирнопазири илоҳӣ аст.

1. Имом Алусӣ (р) мегӯяд, ин қавли Худо ду эҳтимол дорад. Шояд мурод аз Китоб тамсили илми пахновари Парвардигор дар бораи куллиёт ва ҷузъиёти ашё аст. Инчунин метавонад ишора ба Лавҳи Маҳфуз бошад, ки ҳама чиз онҷо муфассал дарҷ гашта аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, то ин ки бандагони мавсуф аз нобиноии ҷаҳолат раҳоӣ ёбанд ва ҳақиқатро дарк кунанд. (**Мутарҷим**)


الجزء السادس والعشرون — سورة ق

وَلَقَدْ خَلَقْنَا ٱلْإِنسَٰنَ وَنَعْلَمُ مَا تُوَسْوِسُ بِهِۦ نَفْسُهُۥ ۖ وَنَحْنُ أَقْرَبُ إِلَيْهِ
مِنْ حَبْلِ ٱلْوَرِيدِ ﴿١٦﴾ إِذْ يَتَلَقَّى ٱلْمُتَلَقِّيَانِ عَنِ ٱلْيَمِينِ وَعَنِ ٱلشِّمَالِ
قَعِيدٌ ﴿١٧﴾ مَّا يَلْفِظُ مِن قَوْلٍ إِلَّا لَدَيْهِ رَقِيبٌ عَتِيدٌ ﴿١٨﴾ وَجَآءَتْ سَكْرَةُ
ٱلْمَوْتِ بِٱلْحَقِّ ۖ ذَٰلِكَ مَا كُنتَ مِنْهُ تَحِيدُ ﴿١٩﴾ وَنُفِخَ فِى ٱلصُّورِ ۚ ذَٰلِكَ
يَوْمُ ٱلْوَعِيدِ ﴿٢٠﴾ وَجَآءَتْ كُلُّ نَفْسٍ مَّعَهَا سَآئِقٌ وَشَهِيدٌ ﴿٢١﴾ لَّقَدْ
كُنتَ فِى غَفْلَةٍ مِّنْ هَٰذَا فَكَشَفْنَا عَنكَ غِطَآءَكَ فَبَصَرُكَ ٱلْيَوْمَ حَدِيدٌ
﴿٢٢﴾ وَقَالَ قَرِينُهُۥ هَٰذَا مَا لَدَىَّ عَتِيدٌ ﴿٢٣﴾ أَلْقِيَا فِى جَهَنَّمَ كُلَّ كَفَّارٍ
عَنِيدٍ ﴿٢٤﴾ مَّنَّاعٍ لِّلْخَيْرِ مُعْتَدٍ مُّرِيبٍ ﴿٢٥﴾ ٱلَّذِى جَعَلَ مَعَ ٱللَّهِ إِلَٰهًا
ءَاخَرَ فَأَلْقِيَاهُ فِى ٱلْعَذَابِ ٱلشَّدِيدِ ﴿٢٦﴾ ۞ قَالَ قَرِينُهُۥ رَبَّنَا مَآ أَطْغَيْتُهُۥ
وَلَٰكِن كَانَ فِى ضَلَٰلٍۭ بَعِيدٍ ﴿٢٧﴾ قَالَ لَا تَخْتَصِمُوا۟ لَدَىَّ وَقَدْ قَدَّمْتُ
إِلَيْكُم بِٱلْوَعِيدِ ﴿٢٨﴾ مَا يُبَدَّلُ ٱلْقَوْلُ لَدَىَّ وَمَآ أَنَا۠ بِظَلَّٰمٍ لِّلْعَبِيدِ ﴿٢٩﴾
يَوْمَ نَقُولُ لِجَهَنَّمَ هَلِ ٱمْتَلَأْتِ وَتَقُولُ هَلْ مِن مَّزِيدٍ ﴿٣٠﴾ وَأُزْلِفَتِ
ٱلْجَنَّةُ لِلْمُتَّقِينَ غَيْرَ بَعِيدٍ ﴿٣١﴾ هَٰذَا مَا تُوعَدُونَ لِكُلِّ أَوَّابٍ حَفِيظٍ
﴿٣٢﴾ مَّنْ خَشِىَ ٱلرَّحْمَٰنَ بِٱلْغَيْبِ وَجَآءَ بِقَلْبٍ مُّنِيبٍ ﴿٣٣﴾ ٱدْخُلُوهَا
بِسَلَٰمٍ ۖ ذَٰلِكَ يَوْمُ ٱلْخُلُودِ ﴿٣٤﴾ لَهُم مَّا يَشَآءُونَ فِيهَا وَلَدَيْنَا مَزِيدٌ ﴿٣٥﴾

٥١٩

(16) Ва яқинан Мо инсонро офаридем ва нафсаш ҳар он
чиро ба вай васваса мекунад, медонем ва Мо бо илми Худ
ба ҳар як инсон аз шоҳраги гарданаш, ки бо қалбаш
пайванд аст, наздиктарем.[1]
(17) Он замонеро ёд кун,[2] ки ду фариштаи вобастаи сабти
аъмоли бандагон корҳои ӯро сабт менамоянд.[3] Якеи он ду
фаришта аз тарафи рост ва дигаре аз тарафи чапаш
нишастааст.
(18) Инсон ҳеҷ сухани нек ё бадеро ба забон намеорад,
магар он ки наздаш фариштае нигаҳбону ҳозир аст. Ҳар
чи гӯяд, аз сӯи фаришта назорат ва китобат мешавад.
(19) Ва ба ҳар як инсон сахтии марг ба ростӣ меояд. Ҳеҷ кас
аз он ҷои гурез надорад. Эй инсони ғафлатзада, ин марг
ҳамон чизест, ки аз он даҳшат мекашидӣ ва мегурехтӣ.[4]
(20) Ва фариштаи вобастаи дамидани сур нафхаи дуюмро
дар сур медамад. Он рӯзи қиёмат аст, ки ба кофирон дар
он рӯз ваъдаи ҷазои бад дода шудааст.
(21) Ва он рӯз ҳар кас дар ҳолате ба маҳшар меояд, ки
ҳамроҳаш ду фаришта буда, яке ӯро пеш-пеши худ
мебарад ва дигаре бар аъмолаш гувоҳӣ медиҳад.
(22) Ба инсони кофир[5] гуфта мешавад: “**Ба дурустӣ ки ту
дар дунё аз сабаби ба шаҳватҳо ва лаззатҳо фирефта
гаштанат аз имрӯз дар ғафлат будӣ. Пас, Мо бо он чи
аз азоб мушоҳида мекунӣ, пардаро аз пеши чашмонат
бардоштем, пас имрӯз чашмонат бисёр тезбин
гаштааст. Ҳар чиро, ки аз он дар ғафлат қарор доштӣ,
мебинад.**
(23) Ва фариштаи дар дунё ҳамдаму ҳамнафасаш мегӯяд:
“**Ин ҳама амалҳои ӯст, ки наздам бидуни каму зиёд
омода ва ҳозир аст.**”
(24) Худо ба он ду фариштае, ки яке ӯро пеш-пеши худ ба
маҳшар мебурд ва дигаре бар аъмолаш гувоҳӣ медод,
мегӯяд: “**Ҳар касеро, ки дар дунё ҳақро инкор карда,
муқобили он саркашӣ намуда, -**
(25) **ҳаққи бар дӯшаш воҷиб бударо зиёд манъ карда,
марзҳои шаръро поймол сохта, ба ваъдаю таҳидҳои
илоҳӣ шубҳа дошт, ба дӯзах андозед.**
(26) **Он касе, ки ҳамроҳи Аллоҳ (ч) маъбуди дигар қарор дода, онро мепарастид, пас ӯро низ ба азоби сахт
афканед.**”
(27) Ҳамдамаш аз байни шайтонҳо аз вай безорӣ ҷуста мегӯяд: “**Эй Парвардигори мо, ман гумроҳаш накардам,
вале худ дар залолати аз ҳақ ниҳоят дур қарор дошт.**”
(28) Худо мегӯяд: “**Назди Ман кашмакаш накунед. Инҷо низоъ фоида надорад. Ва ҳол он ки Ман ба дурустӣ,
дар дунё ба воситаи фиристодагонам ваъдаи азоби шадиди мутааллиқ ба кофирону исёнкоронро ба шумо
тақдим карда будам.**[6]
(29) **Сухани Ман тағйир дода намешавад ва ваъдаи Ман хилоф намегардад ва Ман ҳаргиз нисбат ба бандагон
бо кам кардани некӣ ё афзун сохтани бадӣ ситамгар нестам, балки ҳар кас ҷазои амали худро мегирад.**”
(30) Эй бандаи соҳибхирад, ёд кун рӯзеро, ки Мо ба дӯзах мегӯем: “**Оё аз кофирон ва бадкорон пур гаштаӣ?!**” Ва
дӯзах дар ҷавоб бо мақсади талаби бештар ва ба хотири Худо ғазаб карда мегӯяд: “**Илоҳо, оё аз ин ҳам бештар
ҳаст?!**”

Чун Худо дар оятҳои қаблӣ ваъдаи уқубати кофиронро зикр кард, дар оятҳои зерин неъматҳои барои мӯъминон омода сохтаашро баён намуда мегӯяд:

(31) Ва ҷаннат барои бандагони аз куфр ва гуноҳ парҳезкор наздик сохта мешавад. Ҷаннатро бо неъматҳояш дар ҳоле
ки аз онҳо дур нест, мушоҳида менамоянд.
(32) Ба онҳо гуфта мешавад: “**Ин ҳамон неъматест, ки Худо онро ба шумо ваъда дода буд.**” Ҷаннат барои ҳар
бандае наздик оварда мешавад, ки бо тавба ба сӯи Худо бозгашта, марзҳои шариатро нигоҳ медорад.[7]
(33) Он кас,[8] ки дар пинҳонӣ /**дар онҷо, ки ҷуз Парвардигор ҳеҷ кас ӯро намедид**/ аз Парвардигори Меҳрубон
меҳаросид ва бо қалби поки рӯйоварда ба Худо бо Ӯ мулоқот кард.
(34) Ба онҳо гуфта мешавад: “**Ба ҷаннат дар ҳолате ворид шавед, ки аз ҳамаи ноҳушӣ солимед. Ин рӯзи абадии
заволнопазир аст.**”
(35) Барои аҳли ҷаннат дар ҷаннат ҳар он чи мехоҳанд, фароҳам аст ва назди Мо афзун бар ин неъматҳое ба монанди
дидори Парвардигор мавҷуд аст, ки на чашме онро дида, на гӯше онро шунида ва на дар гӯшаи хотири касе
гузаштааст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Худо аз ҳама асрори қалби инсон огоҳӣ дорад;
2. Ғафлат аз охират басо хатарнок аст;
3. Аллоҳ (ч) Дорои сифати “**адолат**” аст.

---

1. Мақсад аз ин ояти карима ифодаи камоли илми Худо аст, ки ҳатто аз он чи дар қалб хутур мекунад, огоҳӣ дорад. (**Мутарҷим**)
2. Аҳли тафсир оиди ҷойи алоқамандии калимаи “**إِذْ**”, ки ифодагари зарфи замон аст, андешаҳои мухталиф доранд. Баъзеҳо онро ба калимаи “**أقـــــــرب**” дар ояти қаблӣ пайванд месозанд ва як иддаи дигар онро мафъули феъли маҳзуфи “**اذكــر**” меҳисобанд. Банда аз раъйи якум сарфи назар намудам, чунки дар ин сурат наздикии Худо ба инсон муқайяд ба ҳолати китобати аъмол мегардад ва раъйи дуюмро баргузидам. (**Мутарҷим**)
3. Феъли “**يتلقى**” дар асл ба маънои “**гирифтан**” меояд, аммо инҷо ба тариқи истиора ифодагари **сабти аъмол** аст. (**Мутарҷим**)
4. Мурод аз гурехтан фирор аз асбоби марг аст. (**Мутарҷим**)
5. Азбаски ин хитоб ба кофир тааллуқ дорад, банда қайди “**кофир**”-ро дарҷ кардам. (**Мутарҷим**)
6. Ин ҷумла ифодагари ҳол буда, зимнан маънои иллатро низ баён менамояд. (**Мутарҷим**)
7. Ояти “**لكل أواب حفيظ**” бинобар қоидаи наҳви арабӣ аз “**للمتقين**” ояти қаблӣ бадал омада аст. (**Мутарҷим**)
8. Калимаи “**من**” бадал аз вожаи “**أواب**” аст. (**Мутарҷим**)

وَكَمْ أَهْلَكْنَا قَبْلَهُم مِّن قَرْنٍ هُمْ أَشَدُّ مِنْهُم بَطْشًا فَنَقَّبُوا
فِي الْبِلَادِ هَلْ مِن مَّحِيصٍ ﴿٣٦﴾ إِنَّ فِي ذَٰلِكَ لَذِكْرَىٰ لِمَن
كَانَ لَهُ قَلْبٌ أَوْ أَلْقَى السَّمْعَ وَهُوَ شَهِيدٌ ﴿٣٧﴾ وَلَقَدْ خَلَقْنَا
السَّمَاوَاتِ وَالْأَرْضَ وَمَا بَيْنَهُمَا فِي سِتَّةِ أَيَّامٍ وَمَا مَسَّنَا
مِن لُّغُوبٍ ﴿٣٨﴾ فَاصْبِرْ عَلَىٰ مَا يَقُولُونَ وَسَبِّحْ بِحَمْدِ رَبِّكَ
قَبْلَ طُلُوعِ الشَّمْسِ وَقَبْلَ الْغُرُوبِ ﴿٣٩﴾ وَمِنَ اللَّيْلِ فَسَبِّحْهُ
وَأَدْبَارَ السُّجُودِ ﴿٤٠﴾ وَاسْتَمِعْ يَوْمَ يُنَادِ الْمُنَادِ مِن مَّكَانٍ قَرِيبٍ
﴿٤١﴾ يَوْمَ يَسْمَعُونَ الصَّيْحَةَ بِالْحَقِّ ذَٰلِكَ يَوْمُ الْخُرُوجِ ﴿٤٢﴾ إِنَّا
نَحْنُ نُحْيِي وَنُمِيتُ وَإِلَيْنَا الْمَصِيرُ ﴿٤٣﴾ يَوْمَ تَشَقَّقُ الْأَرْضُ
عَنْهُمْ سِرَاعًا ذَٰلِكَ حَشْرٌ عَلَيْنَا يَسِيرٌ ﴿٤٤﴾ نَحْنُ أَعْلَمُ بِمَا يَقُولُونَ
وَمَا أَنتَ عَلَيْهِم بِجَبَّارٍ فَذَكِّرْ بِالْقُرْآنِ مَن يَخَافُ وَعِيدِ ﴿٤٥﴾

آياتها ٦٠ — سُورَةُ الذَّارِيَاتِ — ترتيبها ٥١

بِسْمِ اللَّهِ الرَّحْمَٰنِ الرَّحِيمِ

وَالذَّارِيَاتِ ذَرْوًا ﴿١﴾ فَالْحَامِلَاتِ وِقْرًا ﴿٢﴾ فَالْجَارِيَاتِ يُسْرًا ﴿٣﴾
فَالْمُقَسِّمَاتِ أَمْرًا ﴿٤﴾ إِنَّمَا تُوعَدُونَ لَصَادِقٌ ﴿٥﴾ وَإِنَّ الدِّينَ لَوَاقِعٌ ﴿٦﴾



36 Ва умматҳое, ки Мо онҳоро қабл аз ин мушрикони таксибгари аҳли Макка ҳалок сохтем, ниҳоят бисёранд. Он қавмҳои гузашта аз ин мушрикон нерӯмандтар буданд.[1] Пас онҳо азбаски[2] нерӯманд буданд, кишварҳоро ҷустуҷӯ карданд, ки шояд аз маргу азоби илоҳӣ ҷои гурез меёбанд, аммо чунин маконеро пайдо накарданд.
37 Яқинан дар зикри саргузашти умматҳои нерӯманди қаблан ҳалокшуда барои он кас, ки дорои қалби бедор аст ё[3] ба насиҳат дар ҳоле аз он ғофил нест, бо диққат гӯш фаро медиҳад, панду андарз аст.
38 Ва Мо бешак, осмонҳову замин ва мавҷудоти байни онҳоро дар шаш рӯз офаридем /**агарчи қудрат доштем, ки ин махлуқотро дар як лаҳза биофарем**/ ҳол он ки ба Мо аз офаридани инҳо /**он гуна ки яҳудиҳо мепиндоранд**/ андактарин хастагӣ ва ранҷ нарасидааст.[4]
39 Пас эй Паёмбар, бар он чи қавми яҳуд ва ғайри онҳо мегӯянд, сабр бикун ва Парвардигоратро ҳамд гуфта, холис ба хотири Ӯ қабл аз тулӯи офтоб намози бомдод ва қабл аз ғуруби он намози асрро барпо намо.
40 Ва дар ҳиссае аз шаб ба хотири Парвардигорат намоз бихон ва баъд аз адои ҳар намоз Ӯро аз ҳама айбу нуқсон ба покӣ нисбат бидеҳ.
41 Ва эй Паёмбар, бо диққат ба ин сухан гӯш кун! Чун фариштаи вобасташуда ба дамидан дар сур аз ҷойи дур нафхаи дуюмро медамад, мурдагон аз қабр бармехезанд.[5]
42 Рӯзе,[6] ки халоиқ фарёди растохезро ба ростӣ мешунаванд. Он рӯзе, ки ин фарёд ба гӯшашон мерасад, рӯзи аз қабрҳо берун омадани мурдагон барои бозпурсӣ ва гирифтани ҷазо аст.
43 Ба дурустӣ ки танҳо Мо ҳаёт мебахшем ва мемиронем. Ҷуз Мо ҳеҷ кас ин қудратро надорад. Ва рӯзи қиёмат бозгашти бандагон барои бозпурсӣ ва гирифтани подоши амал танҳо ба сӯи Мо аст.
44 Рӯзе, ки замин аз болои махлуқоти дохилаш шикоф мегардад, онҳо аз зераш шитобон берун меоянд. Ин барангехтан ва ҷамъоварии халоиқ бар Мо бағоят осон аст.
45 Мо он чиро ин ҷамоаи таксибгар мегӯянд, беҳтар медонем. Ва эй Паёмбар, ту бар онҳо мусаллат нагаштаӣ, ки барои имон овардан маҷбурашон бисозӣ. Масъулияти ту фақат аз таблиғи амри илоҳӣ ба бандагон иборат аст. Пас, ба воситаи Қуръон он касеро, панд бидеҳ, ки аз ваъдаи уқубати Ман ба кофирон ва исёнкорон меҳаросад. Чунки аз иршодоти Қуръон маҳз ҳамин бандагони аз азоби Худо бимнок панд мегиранд.

## СУРАИ “ЗОРИЁТ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ ПАНҶОВУ ЯКУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ШАСТ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Ошно кунонидани бандагон бо Соҳиби асосии рӯзии махлуқот, то ҷумлагӣ ба сӯи Ӯ рӯ биёранд ва масъулияти бандагии хешро таҳаққуқ бахшанд.

### Тафсир:

1 Савганд ба бодҳо, ки хокро ба ҳар сӯ пароканда месозанд -
2 пас савганд ба абрҳо, ки борони зиёдро мебардоранд -
3 пас савганд ба киштиҳо, ки дар баҳр ба осонӣ меравнд –
4 пас савганд ба фариштагони тақсимсозандаи амри Худо вобаста ба корҳои бандагон, ки –
5 яқинан он чи Парвардигор ба шумо аз бозпурсӣ ва гирифтани подоши амал ваъда додааст, бешубҳа, росту дуруст аст -
6 ва ба дурустӣ ки бозпурсии бандагон дар рӯзи қиёмат ҳатман воқеъшаванда аст. Дар вуқӯи он ҳеҷ шакке нест.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ибрат гирифтан аз ҳаводиси таърих кори шахсони бохирад аст;

2.Худо ҷаҳони ҳастиро ба хотири ҳикматҳои зиёд дар муддати шаш рӯз офарид. Шояд яке аз ҳикматҳо таълим додани қонуни “**қадам ба қадам**” ба бандагон бошад;

3.Яҳудиҳо дар ҳаққи Худо беодобӣ нишон дода, Ӯро баъд аз халқ кардани мавҷудот ба хасташавӣ тӯҳмат заданд. Беодобӣ нисбат ба Худо куфр аст.

1. Ҷумлаи “**он қавмҳои гузашта аз ин мушрикон...**” сифати қавмҳои гузашта аст. (**Мутарҷим**)
2. Қайди калимаи “**азбаски**” ба хотири он аст, ки ҳарфи “ف”-и ояти карима ифодагари сабаб аст. (**Мутарҷим**)
3. Дар ин оят пайвандаки ҷудоии “**ё**” барои тақсими пандгирандагон, ки ба хонанда ва шунаванда ё олим ва донишомӯз тақсим мегарданд, зикр шуда аст. (**Мутарҷим**)
4. Ҷумлаи охир аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ ифодагари ҳолати фоили феъли “**خلق**” аст. (**Мутарҷим**)
5. Ҷумлаи “**мурдагон аз қабр бармехезанд**” аз иловаҳои банда аст. Азбаски муаллифон дар матни китоб ба маҳалли пайванди зарфи замони “**يـــــوم**” ишора накардаанд, камина бо истифода аз тафсири Имом Насафӣ (р) қайди ёдшударо дарҷ намудам. (**Мутарҷим**)
6. Калимаи “**Рӯзе**” бадал аз калимаи “**يوم**”-и ояти қаблӣ аст. (**Мутарҷим**)

وَٱلسَّمَآءِ ذَاتِ ٱلۡحُبُكِ ٧ إِنَّكُمۡ لَفِي قَوۡلٖ مُّخۡتَلِفٖ ٨ يُؤۡفَكُ عَنۡهُ مَنۡ
أُفِكَ ٩ قُتِلَ ٱلۡخَرَّٰصُونَ ١٠ ٱلَّذِينَ هُمۡ فِي غَمۡرَةٖ سَاهُونَ ١١ يَسۡـَٔلُونَ
أَيَّانَ يَوۡمُ ٱلدِّينِ ١٢ يَوۡمَ هُمۡ عَلَى ٱلنَّارِ يُفۡتَنُونَ ١٣ ذُوقُواْ فِتۡنَتَكُمۡ
هَٰذَا ٱلَّذِي كُنتُم بِهِۦ تَسۡتَعۡجِلُونَ ١٤ إِنَّ ٱلۡمُتَّقِينَ فِي جَنَّٰتٖ وَعُيُونٍ
١٥ ءَاخِذِينَ مَآ ءَاتَىٰهُمۡ رَبُّهُمۡۚ إِنَّهُمۡ كَانُواْ قَبۡلَ ذَٰلِكَ مُحۡسِنِينَ ١٦
كَانُواْ قَلِيلٗا مِّنَ ٱلَّيۡلِ مَا يَهۡجَعُونَ ١٧ وَبِٱلۡأَسۡحَارِ هُمۡ يَسۡتَغۡفِرُونَ ١٨
وَفِيٓ أَمۡوَٰلِهِمۡ حَقّٞ لِّلسَّآئِلِ وَٱلۡمَحۡرُومِ ١٩ وَفِي ٱلۡأَرۡضِ ءَايَٰتٞ
لِّلۡمُوقِنِينَ ٢٠ وَفِيٓ أَنفُسِكُمۡۚ أَفَلَا تُبۡصِرُونَ ٢١ وَفِي ٱلسَّمَآءِ رِزۡقُكُمۡ
وَمَا تُوعَدُونَ ٢٢ فَوَرَبِّ ٱلسَّمَآءِ وَٱلۡأَرۡضِ إِنَّهُۥ لَحَقّٞ مِّثۡلَ مَآ أَنَّكُمۡ
تَنطِقُونَ ٢٣ هَلۡ أَتَىٰكَ حَدِيثُ ضَيۡفِ إِبۡرَٰهِيمَ ٱلۡمُكۡرَمِينَ ٢٤ إِذۡ
دَخَلُواْ عَلَيۡهِ فَقَالُواْ سَلَٰمٗاۖ قَالَ سَلَٰمٞ قَوۡمٞ مُّنكَرُونَ ٢٥ فَرَاغَ إِلَىٰٓ
أَهۡلِهِۦ فَجَآءَ بِعِجۡلٖ سَمِينٖ ٢٦ فَقَرَّبَهُۥٓ إِلَيۡهِمۡ قَالَ أَلَا تَأۡكُلُونَ
٢٧ فَأَوۡجَسَ مِنۡهُمۡ خِيفَةٗۖ قَالُواْ لَا تَخَفۡۖ وَبَشَّرُوهُ بِغُلَٰمٍ عَلِيمٖ ٢٨
فَأَقۡبَلَتِ ٱمۡرَأَتُهُۥ فِي صَرَّةٖ فَصَكَّتۡ وَجۡهَهَا وَقَالَتۡ عَجُوزٌ عَقِيمٞ
٢٩ قَالُواْ كَذَٰلِكِ قَالَ رَبُّكِۖ إِنَّهُۥ هُوَ ٱلۡحَكِيمُ ٱلۡعَلِيمُ ٣٠



(7) Савганд ба осмони зебохилқати дорои роҳҳои зиёд, ки –

(8) бешак, шумо аҳли Макка дар сухани зидду нақиз қарор доред. Гоҳо Қуръонро шеъру гоҳо ҷоду, гоҳо Муҳаммад (с)-ро шоир ва гоҳо ҷодугар мегӯед.[1]

(9) Аз имон овардан ба Қуръон ва Паёмбар (с) касе бозгардонда мешавад, ки дар илми азалии Худо бозгардонда шуда бошад. Азбаски Худо медонад, ки он банда роҳи залолатро баргузида, имон намеорад, ба вай тавфиқи ҳидоят ба сӯи ҳақро намедиҳад.

(10) Лаънат бод бар ин ҷамоаи каззоб, ки дар шаъни Фиристодаи Худо (с) ва Қуръон суханони ноҷо мегӯянд,[2] -

(11) он касоне, ки аз савои охират дар ҷаҳолати хештан ғофиланд. Нисбат ба рӯзи қиёмат парво надоранд.

(12) Онҳо мепурсанд, ки рӯзи ҷазо кай ба вуқӯъ мепайвандад?! Дар ҳоле инро мепурсанд, ки барои қиёмат ҳеҷ омодагӣ надидаанд.

(13) Худо дар посухашон мегӯяд: “**Ҳамон рӯз, ки онҳо дар оташ сӯзонда мешаванд.**“

(14) Он рӯз ба онҳо гуфта мешавад: “**Азобатонро бичашед. Ин он азобест, ки вақте шумо дар дунё аз вуқӯи он бим дода мешудед, аз рӯи тамасхур ҳар чи зудтар омаданашро талаб мекардед.**”

(15) Бегумон рӯзи қиёмат парҳезкорони иҷросозандаи дастурот ва дуриҷӯянда аз мамнӯот дар бӯстонҳо ва чашмаҳои ҷорӣ ҷой мегиранд.

(16) Дар ҳоле ки савоби азими атонамудаи Парвардигори хешро бо розигӣ мепазиранд.[3] Зеро яқинан онҳо қабл аз даромадани ҷаннат дар дунё бандагони некӯкор буданд.

(17) Онҳо дар ҳиссаи андаке аз шаб хоб мерафтанд ва аксари онро бо тоату ибодат сипарӣ менамуданд.

(18) Ва саҳаргоҳон аз Худо мағфирати гуноҳонашонро мехостанд.

(19) Ва дар амволашон барои гадо ва шахси ба сабабҳои мухталиф аз ризқ маҳрум, ки гадоӣ намекунад, ғайри закот ҳақ ва саҳм буд.

(20) Ва дар кӯҳҳо, баҳрҳо, наҳрҳо, дарахтон, растаниҳо ва ҳайвоноти рӯи замин барои шахсони ба офаридгорӣ ва суратофаринии Аллоҳ (ҷ) яқиндошта аломатҳои далолатгар бар қудрати Ӯ аст.

(21) Ва дар вуҷуди шумо мардум аломатҳои қудрати илоҳӣ ниҳоят зиёд аст. Оё ин аломатҳоро намебинед, то панд бигиред?!

(22) Ва дар осмон ризқи динӣ ва дунявии шумо аст ва низ тамоми хайру шарре, ки ба он ваъда дода мешавед, дар осмон сабтшуда аст.

(23) Пас савганд ба Парвардигори осмон ва замин, монанди он ки шумо сухан мекунед ва дар сухан кардани худ шакке надоред, дубора зинда гаштанатон ҳамин гуна ҳақ аст ва дар вуқӯи он шакке нест.

(24) Эй Паёмбар, оё хабари шигифтовари меҳмонони иззатманди Иброҳим, ки фариштагон буданд, бароят омадааст?!

(25) Вақте назди Иброҳим (а) даромаданд, пас ба ӯ “**Бар ту салом мефиристем**” гуфтанд. Иброҳим (а) дар ҷавоб “**Бар шумо пайваста салом бод**” гуфта, аз дилаш гузаронид, ки инҳо қавми ношиносанд.

(26) Пас аз назари меҳмонҳо пинҳонӣ сӯи хонаводаш рафт, пас аз назди аҳли байташ гӯсолаи фарбеҳи бирёнеро овард. Вай фикр кард, ки ин меҳмонон аз навъи башаранд.

(27) Пас гӯсоларо дар наздики меҳмонон гузошта, бо меҳрубонӣ гуфт: “**Оё аз таоми ҳозиркардаам намехӯред?**”

(28) Пас чун меҳмонон чизе нахӯранд, Иброҳим (а) дар қалбаш аз онҳо эҳсоси ҳарос кард. Фариштагон инро пай бурда, ӯро ором сохта гуфтанд: “**Натарс! Мо ба сӯи ту аз пеши Худо фиристода шудаем.**” Ва ӯро ба вилодати фарзанди донишманд башорат доданд. Мурод аз фарзанди донишманд дар ин оят Исҳоқ (а) аст.

(29) Пас чун ҳамсараш ин башоратро шунид, аз шодӣ фарёдкунон омад, пас бар чеҳрааш силӣ зад ва бо тааҷҷуб гуфт: “**Оё пиразане, ки дар асл нозой аст, фарзанд таваллуд мекунад?!**”

(30) Фариштагон ба ӯ гуфтанд: “**Парвардигорат чунин гуфтааст. Ҳар чи Худо бигӯяд, касе онро рад карда наметавонад. Ба дурустӣ ки Ӯ дар офариниш ва тақдираш Ҳакиму Донандаи ҳамаи халоиқ ва манфиати онҳо аст.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Эҳсон ва ихлос дар амал сабаби духули ҷаннат мегардад;
2. Намози шаб аз ибодатҳои бофазилат ва василаи наздикшавӣ бо Худо аст;
3. Беҳтар ҷавоб додани саломи шахс, аз чашми меҳмон пинҳонӣ тайёр кардани таом, қабл аз омадани меҳмон омода шудан, аз дастархон чизеро истисно накардан, дар омода сохтани таом шахсан хидмат намудан, ҳар чи зудтар онро фароҳам сохтан, дар ҷои ба меҳмон наздик гузоштан ва бо шафқат ба хӯрдани он фаро хондан аз одоби меҳмондорӣ дар Ислом маҳсуб аст.

1. Ин оят ҷавоби савганди ояти қаблӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) ин оятро ҷумлаи дуоӣ мегӯяд. (**Мутарҷим**)
3. Калимаи “**آخذين**” ба маънои бо ризомандӣ қабул кардани неъматҳои атокардаи Худо аст. (**Мутарҷим**)